سُورَةُ الحِجۡرِ — ترتيبها ١٥ — آياتها ٩٩

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

الٓرۚ تِلۡكَ ءَايَٰتُ ٱلۡكِتَٰبِ وَقُرۡءَانٖ مُّبِينٖ ١ رُّبَمَا يَوَدُّ (الجزء ١٤ الحزب ٢٧)
ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ لَوۡ كَانُواْ مُسۡلِمِينَ ٢ ذَرۡهُمۡ يَأۡكُلُواْ
وَيَتَمَتَّعُواْ وَيُلۡهِهِمُ ٱلۡأَمَلُۖ فَسَوۡفَ يَعۡلَمُونَ ٣ وَمَآ أَهۡلَكۡنَا
مِن قَرۡيَةٍ إِلَّا وَلَهَا كِتَابٞ مَّعۡلُومٞ ٤ مَّا تَسۡبِقُ مِنۡ أُمَّةٍ
أَجَلَهَا وَمَا يَسۡتَـٔۡخِرُونَ ٥ وَقَالُواْ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِي نُزِّلَ عَلَيۡهِ
ٱلذِّكۡرُ إِنَّكَ لَمَجۡنُونٞ ٦ لَّوۡ مَا تَأۡتِينَا بِٱلۡمَلَٰٓئِكَةِ إِن كُنتَ
مِنَ ٱلصَّٰدِقِينَ ٧ مَا نُنَزِّلُ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةَ إِلَّا بِٱلۡحَقِّ وَمَا كَانُوٓاْ
إِذٗا مُّنظَرِينَ ٨ إِنَّا نَحۡنُ نَزَّلۡنَا ٱلذِّكۡرَ وَإِنَّا لَهُۥ لَحَٰفِظُونَ ٩
وَلَقَدۡ أَرۡسَلۡنَا مِن قَبۡلِكَ فِي شِيَعِ ٱلۡأَوَّلِينَ ١٠ وَمَا يَأۡتِيهِم
مِّن رَّسُولٍ إِلَّا كَانُواْ بِهِۦ يَسۡتَهۡزِءُونَ ١١ كَذَٰلِكَ نَسۡلُكُهُۥ
فِي قُلُوبِ ٱلۡمُجۡرِمِينَ ١٢ لَا يُؤۡمِنُونَ بِهِۦ وَقَدۡ خَلَتۡ سُنَّةُ ٱلۡأَوَّلِينَ
١٣ وَلَوۡ فَتَحۡنَا عَلَيۡهِم بَابٗا مِّنَ ٱلسَّمَآءِ فَظَلُّواْ فِيهِ يَعۡرُجُونَ ١٤
لَقَالُوٓاْ إِنَّمَا سُكِّرَتۡ أَبۡصَٰرُنَا بَلۡ نَحۡنُ قَوۡمٞ مَّسۡحُورُونَ ١٥



## СУРАИ “ҲИҶР”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ПОНЗДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ НАВАДУ НУҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бо арзи саҳнаҳои бандагони ҳалокшуда тарсонидани такзибгарон аз гирифторӣ ба уқубат, то мухотабон ҳушдор шуда, қалби мӯъминон устувор гардад.

### Тафсир:

(1) **“Алиф. Лом. Ро.”**[1] Ин оятҳои баландмақоми аз назди Аллоҳ (ч) фурудомада оятҳои Қуръони карим буда, тавзеҳдиҳандаи яктопарастӣ ва аҳкоми Парвардигор аст.

(2) Бегуфтугӯ, кофирон рӯзи қиёмат, вақте ҳақиқати кор барояшон равшан гашта, бутлони куфри дар дунё ихтиёр намудаашон маълум мешавад, орзӯ мекунанд, ки кош мусулмон мебуданд.

(3) Эй Паёмбар, ин ҷамоаи такзибкунандаро ба ҳоли худ бигузор, то монанди чорпоён бихӯранд ва аз лаззатҳои заволёбандаи дунё ҳаловат баранд ва орзӯи тӯлонӣ онҳоро аз имон ва амали солеҳ машғул созад. Пас ҳатман онҳо вақте рӯзи қиёмат назди Парвардигор ворид шаванд, он гоҳ зиёнкор будани худро медонанд.

(4) Ва Мо ҳалокатро бар ҳеҷ аҳли деҳаи золиме фуруд наовардем, магар он ки онҳо дар илми Аллоҳ (ч) мӯҳлати муайян доштанд. Чун мӯҳлати ҳалокаташон омад, ҳатто лаҳзае ба таъхир гузошта нашуданд. Бинобар ин, набояд шахсони ситамкор аз он ки Аллоҳ (ч) барояшон мӯҳлат додааст, мағрур шаванд.

(5) Ҳеҷ уммате қабл аз расидани замони ҳалокаташон ҳалок намешаванд ва чун замони ҳалокаташон фаро расад, он ба таъхир намеафтад. Аз ин рӯ, набояд золимон аз он ки Худо ба эшон муҳлат додааст, мағрур гарданд.

(6) Ва кофирони Макка ба Расули Худо (с) гуфтанд: “**Эй касе, ки бо даъвояш барояш Қуръон нозил карда шудааст, бегумон ту бо ин даъвоят девонаӣ ва ба мисли девонаҳо рафтор дорӣ.**

(7) **Чаро ба назди мо фариштагонро наовардӣ, то барои содиқ буданат гувоҳӣ диҳанд?! Ё чаро аз Аллоҳ ҳалокати моро ба сабаби он ки кофирем, дархост накардӣ?**”

(8) Аллоҳ (ч) дар посухашон гуфт: “**Мо фариштагонро танҳо бо тақозои ҳикмат фуруд меорем. Онҳоро замоне фуруд меорем, ки мӯҳлати нобудии кофирон фаро расад. Ва чун Мо фариштагонро наздашон биёрем ва онҳо имон наоранд, дигар барояшон мӯҳлат дода намешавад, балки зуд ҷазо мебинанд**.”

(9) Ҳамоно Мо ин Қуръонро бо мақсади панд додани мардум бар Муҳаммад (с) фуруд овардем ва яқинан Мо онро аз каму зиёдшавӣ ва тағйиру таҳриф нигоҳ медорем.

(10) Ва эй Паёмбар, ҳаққо, ки Мо пеш аз ту дар байни ҷамоатҳои кофири собиқ паёмбарони зиёд фиристодаем, пас онҳоро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд. Барои ҳамин ту нахустин паёмбаре нестӣ, ки аз ҷониби умматонат дурӯғгӯй ҳисобида мешавӣ.

(11) Ва дар байни кофирони собиқ ҳеҷ паёмбаре намеомад, магар он ки ӯро дурӯғгӯй дониста, масхара мекарданд.

(12) Он гуна ки Мо дар қалби он умматҳо такзибро дохил кардем, инчунин дар дили мушрикони Макка ба сабаби аз ҳақиқат рӯй тофтан ва саркашӣ карданашон такзибро ворид месозем.

(13) Онҳо ба ин Қуръон имон намеоранд ва воқеан қонуни собити илоҳӣ дар бораи ҳалоксозии касоне, ки ойини овардаи паёмбаронро дурӯғ мешуморанд, гузаштааст. Бояд такзибгарони нубуввати ту аз он дарси ибрат гиранд.

(14) Ва ин ҷамоаи такзибгар агарчи ҳақиқат барояшон бо далелҳои равшан маълум гардад, саркаши якраванд. Ва агар Мо барои онҳо аз осмон дарвозаеро боз кунем, пас аз он дарвоза боло раванд-

(15) бо вуҷуди ин ҳаргиз ҳақиқатро тасдиқ намекунанд ва бегумон мегӯянд: “**Ба дурустӣ, чашмони мо аз дидан баста шудааст, балки он чиро мебинем, аз таъсири ҷодуст, мо ҷоду шудаем.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Қуръони карим дар ҳар масъла сифати камолро бо баёни возеҳ ҷамъ кардааст;

2.Кофирон одатан ба масоили моддӣ аҳамият медиҳанд. Барои ҳамин онҳоро дар ҳолати фурӯравӣ дар шаҳвату ҳавову ҳавас, мағрури орзӯҳои заволёбанда ва дар умури дунё саргарму аз охират ғофил мебинӣ;

3.Ҳалокати умматҳо санаву таърихи муайян ва мушаххас дошта, аз он пешу ақиб намеравад. Аллоҳ (ч) ба сабаби шитобкории касе шитоб намекунад;

4.Аллоҳ (ч) кафолат додааст, ки то рӯзи қиёмат Қуръонро аз ҳар гуна каму зиёдшавӣ ва табдилу тағйир нигоҳ медорад.

1. Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузашта аст. (**Аз муаллифон**)

وَلَقَدْ جَعَلْنَا فِي السَّمَاءِ بُرُوجًا وَزَيَّنَّاهَا لِلنَّاظِرِينَ ﴿١٦﴾
وَحَفِظْنَاهَا مِن كُلِّ شَيْطَانٍ رَّجِيمٍ ﴿١٧﴾ إِلَّا مَنِ اسْتَرَقَ السَّمْعَ
فَأَتْبَعَهُ شِهَابٌ مُّبِينٌ ﴿١٨﴾ وَالْأَرْضَ مَدَدْنَاهَا وَأَلْقَيْنَا فِيهَا
رَوَاسِيَ وَأَنبَتْنَا فِيهَا مِن كُلِّ شَيْءٍ مَّوْزُونٍ ﴿١٩﴾ وَجَعَلْنَا لَكُمْ
فِيهَا مَعَايِشَ وَمَن لَّسْتُمْ لَهُ بِرَازِقِينَ ﴿٢٠﴾ وَإِن مِّن شَيْءٍ إِلَّا
عِندَنَا خَزَائِنُهُ وَمَا نُنَزِّلُهُ إِلَّا بِقَدَرٍ مَّعْلُومٍ ﴿٢١﴾ وَأَرْسَلْنَا
الرِّيَاحَ لَوَاقِحَ فَأَنزَلْنَا مِنَ السَّمَاءِ مَاءً فَأَسْقَيْنَاكُمُوهُ وَمَا أَنتُمْ
لَهُ بِخَازِنِينَ ﴿٢٢﴾ وَإِنَّا لَنَحْنُ نُحْيِي وَنُمِيتُ وَنَحْنُ الْوَارِثُونَ ﴿٢٣﴾
وَلَقَدْ عَلِمْنَا الْمُسْتَقْدِمِينَ مِنكُمْ وَلَقَدْ عَلِمْنَا الْمُسْتَأْخِرِينَ
﴿٢٤﴾ وَإِنَّ رَبَّكَ هُوَ يَحْشُرُهُمْ إِنَّهُ حَكِيمٌ عَلِيمٌ ﴿٢٥﴾ وَلَقَدْ خَلَقْنَا
الْإِنسَانَ مِن صَلْصَالٍ مِّنْ حَمَإٍ مَّسْنُونٍ ﴿٢٦﴾ وَالْجَانَّ خَلَقْنَاهُ مِن
قَبْلُ مِن نَّارِ السَّمُومِ ﴿٢٧﴾ وَإِذْ قَالَ رَبُّكَ لِلْمَلَائِكَةِ إِنِّي خَالِقٌ بَشَرًا
مِّن صَلْصَالٍ مِّنْ حَمَإٍ مَّسْنُونٍ ﴿٢٨﴾ فَإِذَا سَوَّيْتُهُ وَنَفَخْتُ فِيهِ
مِن رُّوحِي فَقَعُوا لَهُ سَاجِدِينَ ﴿٢٩﴾ فَسَجَدَ الْمَلَائِكَةُ كُلُّهُمْ
أَجْمَعُونَ ﴿٣٠﴾ إِلَّا إِبْلِيسَ أَبَىٰ أَن يَكُونَ مَعَ السَّاجِدِينَ ﴿٣١﴾



16 Ва ба дурустӣ, дар осмон ситораҳои бузургҳаҷме офаридем, ки мардум ба сабаби он дар сафарҳои хеш дар торикиҳои хушкӣ ва баҳр роҳи худро мееёбанд ва осмонро бо ҷамъи ситорагон барои бинандагон ороиш додем, то аз он ба қудрати илоҳӣ пай баранд.

17 Ва осмонро аз ҳар Шайтони аз раҳмати Худо рондашуда ҳифз кардем.

18 Магар он касе, ки ба сухани фариштагони муқарраб пинҳонӣ гӯш андозад, пас оташи ошкоре ӯро дунбол карда, месӯзонад.

19 Ва заминро густаронидем, то мардум дар рӯи он қарор гиранд ва дар он кӯҳҳои мустаҳкам офаридем, то бо ҳаракаташ мардумро ба изтироб наорад ва дар он аз ҳар навъ набототи тибқи тақозои ҳикмати Мо санҷидаи муайян рӯёнидем.

20 Ва эй мардум, барои шумо дар замин то вақте дар он зиндагӣ мекунед, асбоби маишат аз хӯрданиҳо ва нӯшиданиҳоро офаридем ва барои дигар мардум[1] ва ҳайвонот, ки шумо рӯзидиҳандаи онҳо нестед, асбоби зиндагиашонро офаридем.

21 Ва ҳеҷ чизи ба мардум ва чаҳорпоён манфиатовар нест, магар он ки Мо дар падид овардани он ва ба сабаби он манфиат расонидан ба мардум Қодирем ва чизеро ҳаст намекунем, магар онро бо андозаи тибқи тақозои ҳикмат ва хостаамон маълум ҳаст мекунем.

22 Ва бодҳоро фиристодем, дар ҳоле ки абрҳоро бордор месозад, пас аз абри бордоршуда борон фуруд овардем, баъд аз он шуморо аз оби борон сероб сохтем ва шумо обро дар замин хазина намекунед, то чоҳ ва чашма шавад, балки Аллоҳ (ч) онро дар замин хазина мекунад.

23 Ва ҳамоно Мо мурдагонро бо офаридан аз нестӣ ва баъди марг ҳаёт бахшидан зинда мегардонем ва зиндагонро баъд аз гузаронидани мӯҳлати ҳаёт мемиронем ва танҳо Мо пойдорем, ки заминро бо ҳар ки ва ҳар чи бар рӯи он ҳаст, ба мерос мебарем.

24 Ва яқинан Мо касонеро, ки пеш аз шумо гузаштаанд, медонем ва яқинан касонеро, ки пас аз шумо меоянд, медонем. Ҳеҷ чиз дар ин бора аз Мо пӯшида намебошад.

25 Ва эй Паёмбар, ҳатман Парвардигорат ҳамаи онҳоро дар рӯзи қиёмат ҷамъ месозад, то ба некӯкор ва бадкор ҷазо диҳад. Бегуфтугӯ, Ӯ дар тадбири кори Худ бағоят Ҳакими Доно аст. Чизе аз Ӯ махфӣ нест.

26 Ва бешак, Мо Одамро аз гили хушке, ки агар зада шавад, садо мебарорад, аз гили сиёҳи ба сабаби зиёд истоданаш бӯгин офаридем.

27 Ва пеш аз халқи Одам падари ҷинҳоро аз оташи сахтҳарорат офаридем.

28 Ва эй Паёмбар, ёд кун он замонеро, ки Парвардигорат ба фариштагон ва Иблис, ки ҳамроҳи онҳо буд, гуфт: "**Ба дурустӣ, Ман аз гили хушкидаи рангаш сиёҳу бадбӯй инсон меофарам.**

29 **Пас, чун сураташро баробар ва хилқаташро комил кардам, бо ҳадафи иҷрои амри Ман ва изҳори салом наздаш саҷда кунед**."

30 Пас фариштагон дастури Парвардигорашонро ба ҷо оварданд ва он гуна ки фармонашон дод, ҳамагӣ назди Одам саҷда карданд.

31 Лекин Иблис, ки бо фариштагон қарор дошта, вале аз зумари онҳо набуд, аз якҷо бо онҳо назди Одам (а) саҷда кардан сарпечӣ кард.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Банда бояд дар бораи осмон ва зинати он андеша карда, аз ин роҳ маърифати хешро дар мавриди Холиқаш бештар гардонад;

2.Ҳамаи рӯзӣ ва кулли навъҳои тақдир танҳо дар ихтиёри Аллоҳ (ч) аст. Хазинаҳои он дар ихтиёри Ӯ буда, мутобиқи ҳикмат ва раҳматаш бар ҳар ки хоҳад, медиҳад ва аз ҳар ки хоҳад, манъ мекунад;

3.Замин паҳновари ҳамвор буда, ба зиндагонии инсон бар рӯи он муносиб аст. Он ба василаи кӯҳҳои қавӣ устувор гардонида шудааст, то мардум ба ларза наоянд ва дар он навъҳои гуногуни набототот, ки андозааш бар асоси ҳикмат ва манфиати мардум муайян шудааст, мавҷуд аст;

4.Фармони Аллоҳ (ч) ба фариштагон барои дар назди Одам саҷда кардан ба маънои гиромидошти башарият аст.

1. Мурод аз дигар мардум аҳли оила, ғуломону канизон ва хидматгорон ҳастанд, ки сарпарастонашон гумон мекарданд, ки онҳоро рӯзӣ медиҳанд. (**Мутарҷим**)

32 Чун Иблис аз саҷдаи назди Одам худдорӣ намуд, Аллоҳ (ч) ба вай гуфт: “**Туро аз саҷда кардан бо фариштагон, ки барои итоат аз Ман назди Одам саҷда намуданд, чӣ боз дошт?**”
33 Иблис аз рӯи кибр гуфт: “**Барои ман назди одаме, ки ӯро аз гили хушки сиёҳи бӯгин офаридаӣ, саҷда намудан дуруст нест.**”
34 Аллоҳ (ч) ба Иблис гуфт: “**Пас аз ҷаннат берун шав. Зеро ту бегумон рондашуда ҳастӣ.**
35 **Ва бегуфтугӯ, то рӯзи қиёмат лаънати Ман бар туст.**”
36 Иблис гуфт: “**Эй Парвардигорам, акнун маро, ки рондаӣ, пас ба ман мӯҳлат бидеҳ ва то рӯзи баъд аз марг зинда сохтани махлуқот маро намирон** .”
37 Аллоҳ (ч) ба ӯ гуфт: “**Пас ту аз ҷумлаи фурсатдодашудагоне ҳастӣ, ки марги онҳоро ба таъхир гузоштаам-**
38 **то рӯзи дамидани сури якум, ки тамоми мавҷудот дар он мемиранд**.”
39 Иблис гуфт: “**Эй Парвардигорам, ба сабаби маро гумроҳ намуданат барои фарзандони Одам дар замин навъҳои гуногуни гуноҳро ороиш медиҳам ва ҳамаашонро гумроҳ месозам,-**
40 **ҷуз он бандагонат, ки барои ибодати Хеш баргузидаӣ**.”
41 Аллоҳ (ч) гуфт: “**Ин роҳи ростест, ки ба Ман мерасонад.**
42 **Ҳамоно ту барои ба фитна кашидани бандагони мухлисам қудрат ва салтанат надорӣ, ғайри он гумроҳон, ки ба ту пайравӣ кунанд.**




43 **Ва ба дурустӣ, дӯзах ваъдагоҳи Исблис ва кулли пайравони гумроҳи ӯст**.”
44 Дӯзах ҳафт дарвоза дорад, ки Иблису пайравонаш аз он ворид мешаванд. Аз ҳар як дарвоза андозаи муайяншудаи пайравони Иблис медароянд.
45 Ҳамоно касоне, ки бо иҷрои дастурот ва худдорӣ аз мамнӯот парҳезкорӣ мекунанд, дар боғҳои ҷаннат ва чашмаҳо қарор мегиранд.
46 Вақти даромадани ҷаннат ба онҳо гуфта мешавад: “**Бо солим мондан аз офатҳо ва эминӣ аз асбоби хавф ба биҳишт дароед.**”
47 Ва кинаву адовати дар дилашон ҷойдоштаро дур мегардонем, дар ҳоле ки онҳо дар ҷаннат бародарони бо якдигар дӯст буда, бар рӯи тахтҳо рӯбарӯи ҳамдигар менишинанд.
48 Дар ҷаннат ба онҳо машаққат намерасад ва аз он берун карда намешаванд, балки онҷо ҷовидон мемонанд.
49 Эй Паёмбар, барои бандагонам эълон кун, ки Ман ба дурустӣ, нисбат ба тавбакорон Бахшандаи Меҳрубонам.
50 Ва эълон кун, ки азоби Ман воқеан азоби дардовар аст. Бояд тавба кунанд, то ба мағфиратам ноил гашта, аз азобам эмин монанд.
51 Ва онҳоро аз хабари меҳмонони Иброҳим (а), фариштагоне, ки муждаи соҳиби фарзанд шудан ва нобуд сохтани қавми Лутро барояш оварданд, огоҳ бисоз.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима ифодагари он аст, ки бандагони парҳезкор дар ҷаннат ба зиёрати якдигар мушарраф мешаванд, гирди ҳам ҷамъ меоянд ва дар миёни худ ҳусни таомул доранд. Ҳар яки онҳо дар биҳишт рӯбарӯ нишаста, ба ҳам пушт намегардонанд;

2.Бояд доим қалби банда дар ҳолати умедворӣ ба раҳмати Худо ва тарс аз азоби Ӯ қарор дошта бошад;

3.Кулли фариштагон назди Одам ба мақсади салом ва изҳори ҳурмат саҷда карданд, ҷуз Иблис, ки аз ин амр сарпечӣ намуд;

4.Иблис бар бандагони ҳидоятёфтаи баргузидаи Худо қудрати онро надорад, ки онҳоро гирифтори гуноҳи монеи мағфирати илоҳӣ гардонад.

إِذْ دَخَلُوا عَلَيْهِ فَقَالُوا سَلَامًا قَالَ إِنَّا مِنكُمْ وَجِلُونَ ٥٢ قَالُوا
لَا تَوْجَلْ إِنَّا نُبَشِّرُكَ بِغُلَامٍ عَلِيمٍ ٥٣ قَالَ أَبَشَّرْتُمُونِي عَلَىٰ أَن
مَّسَّنِيَ الْكِبَرُ فَبِمَ تُبَشِّرُونَ ٥٤ قَالُوا بَشَّرْنَاكَ بِالْحَقِّ
فَلَا تَكُن مِّنَ الْقَانِطِينَ ٥٥ قَالَ وَمَن يَقْنَطُ مِن رَّحْمَةِ
رَبِّهِ إِلَّا الضَّالُّونَ ٥٦ قَالَ فَمَا خَطْبُكُمْ أَيُّهَا الْمُرْسَلُونَ
٥٧ قَالُوا إِنَّا أُرْسِلْنَا إِلَىٰ قَوْمٍ مُّجْرِمِينَ ٥٨ إِلَّا آلَ لُوطٍ
إِنَّا لَمُنَجُّوهُمْ أَجْمَعِينَ ٥٩ إِلَّا امْرَأَتَهُ قَدَّرْنَا إِنَّهَا لَمِنَ
الْغَابِرِينَ ٦٠ فَلَمَّا جَاءَ آلَ لُوطٍ الْمُرْسَلُونَ ٦١ قَالَ
إِنَّكُمْ قَوْمٌ مُّنكَرُونَ ٦٢ قَالُوا بَلْ جِئْنَاكَ بِمَا كَانُوا فِيهِ
يَمْتَرُونَ ٦٣ وَأَتَيْنَاكَ بِالْحَقِّ وَإِنَّا لَصَادِقُونَ ٦٤ فَأَسْرِ
بِأَهْلِكَ بِقِطْعٍ مِّنَ اللَّيْلِ وَاتَّبِعْ أَدْبَارَهُمْ وَلَا يَلْتَفِتْ مِنكُمْ أَحَدٌ
وَامْضُوا حَيْثُ تُؤْمَرُونَ ٦٥ وَقَضَيْنَا إِلَيْهِ ذَٰلِكَ الْأَمْرَ أَنَّ
دَابِرَ هَٰؤُلَاءِ مَقْطُوعٌ مُّصْبِحِينَ ٦٦ وَجَاءَ أَهْلُ الْمَدِينَةِ
يَسْتَبْشِرُونَ ٦٧ قَالَ إِنَّ هَٰؤُلَاءِ ضَيْفِي فَلَا تَفْضَحُونِ ٦٨
وَاتَّقُوا اللَّهَ وَلَا تُخْزُونِ ٦٩ قَالُوا أَوَلَمْ نَنْهَكَ عَنِ الْعَالَمِينَ ٧٠



52 Чун фариштагон ба назди Иброҳим даромаданд, ба ӯ “**Салом**” гуфтанд, Иброҳим бо саломи беҳтар ҷавоб дод. Вай барои меҳмонон гӯшти гӯсолаи бирён овард, то аз он бихӯранд, зеро фариштагонро одам пиндошта буд. Чун онҳо аз гӯшти овардаи Иброҳим истеъмол накарданд, гуфт: “**Бешак, мо аз шумо дар ҳаросем**.”

53 Фариштагони фиристодаи Худо гуфтанд: “**Натарс. Ҳамоно мо ба ту чизеро мужда медиҳем, ки хушҳолат мегардонад. Ту соҳиби писарбачаи донишманд мешавӣ**.”

54 Иброҳим бо тааҷҷуб гуфт: “**Оё бо вуҷуди пиронсолие, ки ба ман расидааст, маро ба фарзанд мужда додед?! Дар кадом асос ин муждаро ба ман медиҳед?!**”

55 Фариштагон ба Иброҳим (а) гуфтанд: “**Мо туро ба ростӣ, ки дар вуқӯаш шак нест, башорат додем. Пас аз он чи туро башорат додем, аз ҷумлаи шахсони ноумедшуда мабош.**”

56 Иброҳим гуфт: “**Аз раҳмати Аллоҳ (ч) ҷуз шахсони аз роҳи рост мунҳарифшуда касе ноумед намешавад!**”

57 Иброҳим гуфт: “**Пас эй фиристодагони Аллоҳ (ч), чӣ кори муҳимме, ки шуморо инҷо овардааст?**”

58 Фариштагон гуфтанд: “**Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) моро барои ҳалоксозии қавми бағоят фасодкори бадкори Лут фиристодааст,-**

59 **ба ҷуз хонадони Лут ва пайравони мӯъминаш, ки ҳалокат шомили онҳо намегардад. Яқинан мо ҳамагии онҳоро аз он азоб солим нигаҳ медорем,-**

60 **ба истиснои ҳамсари Лут. Зеро Мо ҳукм кардаем, ки вай аз ҷумлаи тоифаи дар азоб ва ҳалокат боқимонда аст**.”

61 Вақте фариштагон ба назди хонадони Лут дар сурати мардон омаданд,-

62 Лут гуфт: “**Ба дурустӣ ки шумо қавми ношиносед**.”

63 Он фариштагон ба Лут гуфтанд: “**Эй Лут, натарс, балки мо назди ту бо уқубати ҳалоксозандае омадем, ки қавмат дар бораash шубҳа доштанд.**

64 **Ва назди ту ҳақиқатеро овардем, ки ҷои ҳазл надорад ва ба дурустӣ, мо дар он чи туро хабар додем, ростгӯем.**

65 **Пас баъд аз гузаштани посе аз шаб бо хонадонат ҳаракат кун ва ту аз дунболи онҳо бирав ва касе аз шумо барои дидани азоби ба қавмат фурудомада сӯи ақиб нигоҳ накунад ва ба он ҷое, ки Аллоҳ (ч) шуморо дастур додааст, биравед**.”

66 Ва Мо аз роҳи пайғом ин кореро, ки муқаддар кардаем, Лутро огоҳ сохтем, ки қавмат субҳгоҳон бо ҳалок гардонидани охирин нафар ҳамагӣ решакан карда мешаванд.

67 Ва аҳли шаҳри “**Садум**”[1] омаданд, дар ҳоле ки аз меҳмонони Лут хушҳол буданд, зеро онҳо ба анҷоми амали фаҳш тамаъ доштанд.

68 Лут ба онҳо гуфт: “**Ин қавм меҳмонони мананд. Пас маро бо он чи аз онҳо мехоҳед, шармандаву расво нагардонед.**

69 **Ва бо тарки ин кори бад аз Аллоҳ (ч) битарсед ва ба сабаби рафтори зишти хеш маро хор насозед**.”

70 Қавмаш ба ӯ гуфтанд: “**Оё мо туро аз меҳмондории мардум манъ накардем?**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима баъзе аз одоби меҳмониро таълим медиҳад, ки вақте шахс хонаи касе равад, ба аҳли он хонадон салом мегӯяд;

2.Агар Аллоҳ (ч) барои касе неъмати ҳидоят ва илмро рӯзӣ созад, дигар набояд он шахс аз раҳмати илоҳӣ ноумед гардад;

3.Аллоҳ (ч) ба хотири он Лут (а) ва пайравонашро аз сӯи ақиб нигаристан манъ кард, ки мабодо азоби он муҷримонро дида, дар дилашон шафқат пайдо нашавад;

4.Тасмими қавми Лут (а) барои бо меҳмонон анҷоми бачабозӣ далели палидии сиришт ва аз ҳад зиёд бадкории онҳост.

1. Номи кишваре дар сарзамини Ҳимс. (**Мутарҷим**)

قَالَ هَٰٓؤُلَآءِ بَنَاتِيٓ إِن كُنتُمۡ فَٰعِلِينَ ٧١ لَعَمۡرُكَ إِنَّهُمۡ لَفِي سَكۡرَتِهِمۡ
يَعۡمَهُونَ ٧٢ فَأَخَذَتۡهُمُ ٱلصَّيۡحَةُ مُشۡرِقِينَ ٧٣ فَجَعَلۡنَا عَٰلِيَهَا
سَافِلَهَا وَأَمۡطَرۡنَا عَلَيۡهِمۡ حِجَارَةٗ مِّن سِجِّيلٍ ٧٤ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ
لَأٓيَٰتٖ لِّلۡمُتَوَسِّمِينَ ٧٥ وَإِنَّهَا لَبِسَبِيلٖ مُّقِيمٍ ٧٦ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ
لَأٓيَةٗ لِّلۡمُؤۡمِنِينَ ٧٧ وَإِن كَانَ أَصۡحَٰبُ ٱلۡأَيۡكَةِ لَظَٰلِمِينَ ٧٨
فَٱنتَقَمۡنَا مِنۡهُمۡ وَإِنَّهُمَا لَبِإِمَامٖ مُّبِينٖ ٧٩ وَلَقَدۡ كَذَّبَ أَصۡحَٰبُ
ٱلۡحِجۡرِ ٱلۡمُرۡسَلِينَ ٨٠ وَءَاتَيۡنَٰهُمۡ ءَايَٰتِنَا فَكَانُواْ عَنۡهَا مُعۡرِضِينَ
٨١ وَكَانُواْ يَنۡحِتُونَ مِنَ ٱلۡجِبَالِ بُيُوتًا ءَامِنِينَ ٨٢ فَأَخَذَتۡهُمُ
ٱلصَّيۡحَةُ مُصۡبِحِينَ ٨٣ فَمَآ أَغۡنَىٰ عَنۡهُم مَّا كَانُواْ يَكۡسِبُونَ ٨٤
وَمَا خَلَقۡنَا ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضَ وَمَا بَيۡنَهُمَآ إِلَّا بِٱلۡحَقِّۗ وَإِنَّ
ٱلسَّاعَةَ لَأٓتِيَةٞۖ فَٱصۡفَحِ ٱلصَّفۡحَ ٱلۡجَمِيلَ ٨٥ إِنَّ رَبَّكَ هُوَ
ٱلۡخَلَّٰقُ ٱلۡعَلِيمُ ٨٦ وَلَقَدۡ ءَاتَيۡنَٰكَ سَبۡعٗا مِّنَ ٱلۡمَثَانِي
وَٱلۡقُرۡءَانَ ٱلۡعَظِيمَ ٨٧ لَا تَمُدَّنَّ عَيۡنَيۡكَ إِلَىٰ مَا مَتَّعۡنَا بِهِۦٓ أَزۡوَٰجٗا
مِّنۡهُمۡ وَلَا تَحۡزَنۡ عَلَيۡهِمۡ وَٱخۡفِضۡ جَنَاحَكَ لِلۡمُؤۡمِنِينَ ٨٨ وَقُلۡ
إِنِّيٓ أَنَا ٱلنَّذِيرُ ٱلۡمُبِينُ ٨٩ كَمَآ أَنزَلۡنَا عَلَى ٱلۡمُقۡتَسِمِينَ ٩٠



71 Лут бо қасди маъзур буданашро назди меҳмонон нишон додан ба онҳо гуфт: "**Ин гурӯҳи хонумони ин деҳа духтарони ман маҳсуб мешаванд. Агар шумо қасди қазои шаҳвати худро доред, пас бо онҳо издивоҷ кунед.**"

72 Ва эй Паёмбар, савганд ба ҳаёти ту, ки ҳамоно қавми Лут дар туғёни шаҳвати хеш нобинову саргардон буданд.

73 Пас ҳангоми тулӯи хуршед онҳоро садои сахти ҳалоксозанда фаро гирифт.

74 Пас деҳаҳояшонро зеру рӯ кунонидем ва бар онҳо сангҳое аз санггил боридем.

75 Ба дурустӣ ки дар он чи оиди ҳалокати қавми Лут зикр гашт, барои андешакунандагон аломатҳои раҳнамо ба сӯи ҳақ аст.

76 Ва ҳамоно деҳаҳои қавми Лут дар роҳи собит ҷойгир шудааст. Ҳар мусофири раҳгузар онро мебинад.

77 Бешак, дар он чи рух додааст, барои мӯъминон далолатест, ки аз он дарси ибрат мегиранд.

78 Ва воқеан қавми Шуайби бошандагони деҳаи дорои дарахтони печида ситамкор буданд, чунки ба Аллоҳ (ч) кофир шуда, Шуайби паёмбарашонро дурӯғгӯй медонистанд.

79 Пас Мо аз қавми Шуайб интиқоми Худро гирифтем. Азобамон онҳоро ҳалок гардонид. Ва бешубҳа, деҳаҳои қавми Лут ва сарзамини қавми Шуайб дар роҳи барои ҳар раҳгузар намоён ҷойгир шудааст.

80 Ва дар ҳақиқат қавми Самуди бошандагони минтақаи "**Ҳиҷр**"[1] вақте Солеҳи паёмбарашонро такзиб намуданд, гӯё ҳама паёмбаронро дурӯғгӯй донистанд.

81 Ва ба онҳо далелҳои исботкунандаи ростгӯии Солеҳро додем. Аз он далелҳо модашутур буд. Пас онҳо аз ин далелҳо панд нагирифта ва аз он рӯй гардониданд.

82 Ва онҳо кӯҳҳоро пора мекарданд, то дар даруни он барои худ манзили истиқоматӣ созанд ва аз ҳар хавфу хатар дар амну осоиштагӣ зиндагӣ кунанд.

83 Пас дар вақти субҳ онҳоро садои сахти уқубат фаро гирифт.

84 Пас он молу маскане, ки касб мекарданд, азоби Аллоҳ (ч)-ро аз онҳо дур накард.

85 Ва Мо осмонҳову замин ва мавҷудоти байни онҳоро бе ҳикмат наофаридаем, балки ин кор ҳикмати бузурге дорад. Ва қиёмат ҳатман меояд. Пас, эй Паёмбар, аз такзибгаронат гузашти зебо бикун.

86 Эй Паёмбар, бегумон Парвардигорат Офаридгори ҳамаи ашё, Донандаи ҳамаи мавҷудот аст.

87 Ва ба дурустӣ, Мо ба ту сураи "**Фотиҳа**"-и дорои ҳафт оятро, ки такрор ба такрор хонда мешавад ва Қуръони азимро додем.

88 Ва ба тарафи лаззатҳои заволёбандае, ки тоифае аз кофиронро бо он баҳраманд кардаем, чашм мадӯз ва аз такзибашон ғамгин машав ва бо мӯъминон фурӯтанӣ намо.

89 Ва эй Паёмбар, бигӯ: "**Ба дурустӣ ки ман паёмбари аз азоби Худо ошкор бимдиҳанда ҳастам**.

90 Шуморо аз уқубате ҳушдор медиҳам, ки Аллоҳ (ч) дар гузашта онро бар қавми ҷудокунандаи китобҳояш, ки ба баъзеаш имон оварда, баъзеи дигарро инкор карданд, фуруд овард.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Вақте Аллоҳ (ч) ҳалок кардани қавмеро хоҳад, кирдори зишт ва саркашии онҳо афзоиш меёбад. Чун он ба ҳадди баланд расад, Аллоҳ (ч) онҳоро ба уқубатҳои сазовор гирифтор месозад;

2.Ворид шудан ба мавзеъҳои азоб макрӯҳ аст. Ба қабристони кофирон даромадан низ ҳамин ҳукмро дорад. Агар шахс ба ин гуна ҷойҳо дарояд, бояд аз онҷо зудтар берун шавад;

3.Шахси мӯъмин бо доштани неъмати шинохти Парвардигор ба зебу зинати кофирон чамш ало намекунад;

3.Шахси мӯъмин бояд аз мушрикон дур ва ба аҳли имон наздик гардад, агар мушрикон имон наоранд, ғамгин нашавад, дар баробари мӯъминон фурӯтанӣ карда, онҳоро агарчи фақиранд, дӯст дорад.

1. Номи маконе дар сарзамини байни Ҳиҷоз ва Шом аст. (**Муаллифон**)

ٱلَّذِينَ جَعَلُوا۟ ٱلْقُرْءَانَ عِضِينَ ﴿٩١﴾ فَوَرَبِّكَ لَنَسْـَٔلَنَّهُمْ
أَجْمَعِينَ ﴿٩٢﴾ عَمَّا كَانُوا۟ يَعْمَلُونَ ﴿٩٣﴾ فَٱصْدَعْ بِمَا تُؤْمَرُ وَأَعْرِضْ
عَنِ ٱلْمُشْرِكِينَ ﴿٩٤﴾ إِنَّا كَفَيْنَٰكَ ٱلْمُسْتَهْزِءِينَ ﴿٩٥﴾ ٱلَّذِينَ
يَجْعَلُونَ مَعَ ٱللَّهِ إِلَٰهًا ءَاخَرَ ۚ فَسَوْفَ يَعْلَمُونَ ﴿٩٦﴾ وَلَقَدْ نَعْلَمُ
أَنَّكَ يَضِيقُ صَدْرُكَ بِمَا يَقُولُونَ ﴿٩٧﴾ فَسَبِّحْ بِحَمْدِ رَبِّكَ وَكُن
مِّنَ ٱلسَّٰجِدِينَ ﴿٩٨﴾ وَٱعْبُدْ رَبَّكَ حَتَّىٰ يَأْتِيَكَ ٱلْيَقِينُ ﴿٩٩﴾

ترتيبها ١٦ — سُورَةُ ٱلنَّحْلِ — آياتها ١٢٨

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

أَتَىٰٓ أَمْرُ ٱللَّهِ فَلَا تَسْتَعْجِلُوهُ ۚ سُبْحَٰنَهُۥ وَتَعَٰلَىٰ عَمَّا يُشْرِكُونَ (الحزب ٤٧)
﴿١﴾ يُنَزِّلُ ٱلْمَلَٰٓئِكَةَ بِٱلرُّوحِ مِنْ أَمْرِهِۦ عَلَىٰ مَن يَشَآءُ مِنْ
عِبَادِهِۦٓ أَنْ أَنذِرُوٓا۟ أَنَّهُۥ لَآ إِلَٰهَ إِلَّآ أَنَا۠ فَٱتَّقُونِ ﴿٢﴾ خَلَقَ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضَ بِٱلْحَقِّ ۚ تَعَٰلَىٰ عَمَّا يُشْرِكُونَ ﴿٣﴾ خَلَقَ
ٱلْإِنسَٰنَ مِن نُّطْفَةٍ فَإِذَا هُوَ خَصِيمٌ مُّبِينٌ ﴿٤﴾ وَٱلْأَنْعَٰمَ
خَلَقَهَا ۗ لَكُمْ فِيهَا دِفْءٌ وَمَنَٰفِعُ وَمِنْهَا تَأْكُلُونَ
﴿٥﴾ وَلَكُمْ فِيهَا جَمَالٌ حِينَ تُرِيحُونَ وَحِينَ تَسْرَحُونَ ﴿٦﴾



(91) Он касоне, ки Қуръонро ба ҷузъҳо ҷудо карда "**Ин Китоб ҷоду ё фол ва ё шеър аст.**" гуфтанд.
(92) Пас эй Паёмбар, савганд ба Парвардигорат, рӯзи қиёмат ҳамаи касонеро, ки Қуръонро ба ҷузъҳо ҷудо карданд, мепурсем.
(93) Онҳоро аз он чи дар дунё аз куфр ва гуноҳон анҷом медоданд, мепурсем.
(94) Пас, эй Паёмбар, он чи Парвардигорат ба ту супориш додааст, ки мардумро ба сӯяш даъват намой, ошкор кун ва ба гуфтору кирдори мушрикон таваҷҷуҳ макун.
(95) Аз онҳо натарс. Ба дурустӣ, Мо туро аз макри пешвоёни куфри масхаракунандаи қурайш басанда ҳастем ва ҳимоят мекунем.
(96) Ононе, ки бо Аллоҳ (ҷ) маъбуди дигаре қарор медиҳанд. Пас ба зудӣ оқибати бади ширкашонро хоҳанд донист.
(97) Ва эй Паёмбар, яқинан Мо медонем синаи ту ба сабаби такзиб ва тамасхуре, ки аз забони онҳо берун мешавад, танг мегардад.
(98) Пас Парвардигоратро аз он чи лоиқ нест ба покӣ ёд карда, Уро ситоиш намуда, ба Ӯ паноҳ бибар ва аз зумраи намозгузор бош. Зеро роҳи муолиҷаи тангдилӣ ибодат ва саҷдаи Парвардигор аст.
(99) Ва Парвардигоратро то замони омадани маргат ибодат кун ва онро идома бидеҳ.

### СУРАИ "НАҲЛ"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ ШОНЗДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
### ДОРОИ ЯКСАДУ БИСТУ ҲАШТ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Ба мақсади иҷрои ибодати Парвардигор ва хушдор аз носипосии эҳсонҳояш ёдоварии неъматҳо, ки ба сӯи Ӯ раҳнамоӣ мекунад.

**Тафсир:**

(1) Эй кофирон, азоби ҳукмкардаи Аллоҳ (ҷ) наздик шуд. Пас пеш аз фаро расидани мӯҳлат, зуд омаданашро талаб накунед. Аллоҳ (ҷ) аз он чи мушрикон барои Ӯ анбоз қарор медиҳанд, пок ва бартар аст.
(2) Аллоҳ (ҷ) аз ҳукми Хеш фариштагонро бо пайғом бар ҳар ки аз паёмбаронаш хоҳад, бо чунин мазмун ки: "**Эй Паёмбарон, мардумро аз ширк овардан ба Аллоҳ (ҷ) битарсонед. Зеро ҷуз Ман маъбуди барҳақ нест. Пас, эй мардум бо иҷрои дастурот ва дурӣ ҷустан аз мамнӯот аз Ман битарсед**."
(3) Ӯ осмонҳо ва заминро бе намунаи гузашта бо ҳикмат офарид. Онҳоро беҳуда халқ накарда, балки барои он офаридааст, ки бандагон аз мушоҳидаи осори қудрати Аллоҳ (ҷ) ба азаматаш пай баранд ва ин коинот роҳи маърифати илоҳӣ бошад. Аллоҳ (ҷ) аз он чи мушрикон ба Ӯ шарик месозанд, муқаддас ва бартар аст.
(4) Ӯ инсонро аз нутфаи беарзиш офарид. Хилқаташ оҳиста-оҳиста рушд кард. Пас ногаҳон ӯ бо роҳи ботил душмани ҷидолгари ошкоро гашта, мехоҳад баноҳақ ҳақиқатро маҳв гардонад.
(5) Ва эй мардум, Аллоҳ (ҷ) барои фоидаи шумо чорпоёни шутуру гову гӯсфандро офарид. Аз манфиатҳояшон он аст, ки шумо инсонҳо ба воситаи пашмҳояшон гарм мешаванд ва манфиатҳои дигаре дар шир, пӯст ва пуштҳои онҳо ҳаст ва аз гӯшти баъзеи онҳо мехӯред.
(6) Ва чун бегоҳ чаҳорпоёнро ба молхона медароред ва субҳ барои чаро мебароред, шуморо дар онҳо зинат аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои муборакаи охири сураи "**Ҳиҷр**" ифодагари он аст, ки Паёмбар (с) аз азияти мушрикон дар ҳимояти Парвардигор қарор доштанд;

2.Тасбеҳу ҳамдгӯиву адои намоз, роҳи муолиҷаи ғаму дардҳо ва василаи берун шудан аз ҳамаи мушкилоту гирифториҳо аст;

3.Аз шахси мусулмон ба таври ҳатмӣ талаб шудааст, ки модоме мадҳуш нашуда, ақлашро аз даст надодааст, бояд намозашро то фаро расидани маргаш барпо дорад;

4.Аллоҳ (ҷ) пайғоми Худро "**рӯҳ**" номид, чунки ҳаёти ҳақиқии инсонҳо ба пайғоми илоҳӣ вобастааст;

5.Парвардигор чаҳорпоён ва хазандагонро аз рӯи меҳрубонӣ дар моликияти мо гузошта, ром карда ва бароямон аз он истифода бурданро мубоҳ гардонидааст.

وَتَحۡمِلُ أَثۡقَالَكُمۡ إِلَىٰ بَلَدٖ لَّمۡ تَكُونُواْ بَٰلِغِيهِ إِلَّا بِشِقِّ
ٱلۡأَنفُسِۚ إِنَّ رَبَّكُمۡ لَرَءُوفٞ رَّحِيمٞ ٧ وَٱلۡخَيۡلَ وَٱلۡبِغَالَ
وَٱلۡحَمِيرَ لِتَرۡكَبُوهَا وَزِينَةٗۚ وَيَخۡلُقُ مَا لَا تَعۡلَمُونَ ٨
وَعَلَى ٱللَّهِ قَصۡدُ ٱلسَّبِيلِ وَمِنۡهَا جَآئِرٞۚ وَلَوۡ شَآءَ لَهَدَىٰكُمۡ
أَجۡمَعِينَ ٩ هُوَ ٱلَّذِيٓ أَنزَلَ مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءٗۖ لَّكُم
مِّنۡهُ شَرَابٞ وَمِنۡهُ شَجَرٞ فِيهِ تُسِيمُونَ ١٠ يُنۢبِتُ لَكُم
بِهِ ٱلزَّرۡعَ وَٱلزَّيۡتُونَ وَٱلنَّخِيلَ وَٱلۡأَعۡنَٰبَ وَمِن كُلِّ
ٱلثَّمَرَٰتِۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَةٗ لِّقَوۡمٖ يَتَفَكَّرُونَ
١١ وَسَخَّرَ لَكُمُ ٱلَّيۡلَ وَٱلنَّهَارَ وَٱلشَّمۡسَ وَٱلۡقَمَرَۖ
وَٱلنُّجُومُ مُسَخَّرَٰتُۢ بِأَمۡرِهِۦٓۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَٰتٖ لِّقَوۡمٖ
يَعۡقِلُونَ ١٢ وَمَا ذَرَأَ لَكُمۡ فِي ٱلۡأَرۡضِ مُخۡتَلِفًا
أَلۡوَٰنُهُۥٓۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَةٗ لِّقَوۡمٖ يَذَّكَّرُونَ ١٣
وَهُوَ ٱلَّذِي سَخَّرَ ٱلۡبَحۡرَ لِتَأۡكُلُواْ مِنۡهُ لَحۡمٗا طَرِيّٗا
وَتَسۡتَخۡرِجُواْ مِنۡهُ حِلۡيَةٗ تَلۡبَسُونَهَاۖ وَتَرَى ٱلۡفُلۡكَ مَوَاخِرَ
فِيهِ وَلِتَبۡتَغُواْ مِن فَضۡلِهِۦ وَلَعَلَّكُمۡ تَشۡكُرُونَ ١٤



(7) Ва чаҳорпоёни барои шумо офаридаамон борҳои сангинатонро дар сафарҳо ба сӯи кишваре, ки танҳо бо машаққати сахте бар ҷонатон ба он мерасидед, мебардоранд. Эй мардум, ҳамоно Парвардигоратон ба шумо бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст. Зертобеи шумо сохтани ин чаҳорпоён нишонаи раҳмати Ӯст.
(8) Ва барои шумо аспҳо ва хачирҳо ва харҳоро офарид, то ба онҳо савор шавед ва борҳои худро болояшон бор кунед ва бароятон ҳусну ҷамоле гардад, ки ба сабаби он дар байни мардум ороста гардед. Ва аз он чи офариданашро хостааст, чизҳоеро меофарад, ки намедонед.
(9) Ва баён намудани роҳи рости ба ризои Парвардигор расонанда, ки он дини Ислом аст, бар Аллоҳ (ч) мебошад ва баъзеи роҳҳо, роҳи аз ҳақиқат каҷи Шайтон аст. Ҳамаи роҳҳои ғайри Ислом каҷ аст. Ва агар Аллоҳ (ч) мехост, ба ҳамаатон тавфиқи ҳидоят барои имон оварданро медод.
(10) Ӯ Худоест, ки барои шумо аз абр об фуруд овард. Аз он барои шумову чаҳорпоёнатон оби ошомиданӣ аст ва аз он гиёҳи дарахт ба вуҷуд меояд, ки дар он чаҳорпоёни худро мечаронед.
(11) Аллоҳ (ч) барои шумо бо он об зироатҳоеро, ки аз он мехӯред, меруёнад ва бароятон бо он об зайтун ва дарахтони хурмо ва ангурҳо ва ҳамаи навъи меваҳоро меруёнад. Ҳамоно дар ин об ва он чи аз он пайдо мешавад, барои касоне, ки дар бораи офариданаш меандешанд, нишонаи исботкунандаи қудрати Аллоҳ (ч) аст.
(12) Ва Аллоҳ шабро (ч) барои оромиш ва истироҳат ва рӯзро барои касби рӯзӣ мусаххаратон сохт ва офтобро барои шумо мусаххар сохта, онро дурахшон гардонд ва моҳро мусаххар сохта, нурафшонаш кард ва ситораҳо барои шумо бо амри Ӯ ромшуда ҳастанд. Ба василаи ситорагон дар торикиҳои хушкӣ ва баҳр роҳ меёбед ва вақтҳо ва ғайри онро маълум мекунед. Ба дурустӣ ки дар мусаххар кунонидани ҳамаи махлуқоти номбаршуда барои қавме, ки ақли худро кор мефармоянд, далолатҳои равшани қудрати илоҳӣ аст. Чунки шахсони соҳибхирад ҳикмати офариниши ин мавҷудотро дарк мекунанд.
(13) Ва кулли маъданҳо, ҳайвонот, наботот ва зироатҳои бароятон офаридаашро, дар ҳоле ки рангҳои гуногун доранд, ба шумо мусаххар сохт. Бегумон дар офариниш ва ромсозии зикршуда барои қавме, ки аз он ибрат мегиранд ва тавоноии илоҳиро дарк мекунанд, далолати равшани исботкунандаи қудратмандии Аллоҳ (ч) аст.
(14) Ва Ӯ Худоест, ки баҳрро бароятон мусаххар сохт, пас ба шумо қудрати бар он саворшавӣ ва берун кардани бойигариҳои дохилашро бахшид, то аз гӯшти тару тозаву мулоими моҳие, ки шикор мекунед, бихӯред ва монанди марворид аз даруни баҳр абзори зинатеро, ки худ ва занонатон онро мепӯшед, берун месозед ва киштиҳоро мушоҳида мекунӣ, ки мавҷи баҳрро мешикофанд ва бо мақсади дархости фазли Аллоҳ (ч), ки аз тиҷорат ҳосил мегардад, савори ин киштиҳо мешавед ва то Аллоҳ (ч)-ро барои ин неъматҳои додааш сипосгузорӣ кунед ва танҳо Ӯро бипарастед.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аз ҷумлаи нишонаҳои азамати Парвардигор он аст, ки ҳар вақт хоҳад, чизҳои аз доираи илми бандагон берунро меофарад;

2.Аллоҳ (ч) ситорагонро барои зинат додани осмон, дар торикии хушкиву баҳр раҳнамоии мардум, шинохти вақтҳо ва ҳисоби замонҳо офаридааст;

3.Шукру сипоси бепоён ба Аллоҳ (ч), ки васоилиислоҳкунанда ва сомондиҳандаи зиндагиро ба мо дар беҳтарин шакли он инъом намудааст;

4.Худо бароямон бо мусаххар сохтани баҳр лутфу эҳсон намуд, то аз гӯшти моҳиҳо хӯрем, марвориду марҷони онро берун орем, савори киштӣ шавем, тиҷорат кунем ва бо истифода аз роҳи баҳрӣ кишварҳои худро аз ҳуҷуми ҳама ғосибони истеъморгар ҳимоят намоем.

وَأَلْقَىٰ فِي الْأَرْضِ رَوَاسِيَ أَن تَمِيدَ بِكُمْ وَأَنْهَارًا وَسُبُلًا
لَّعَلَّكُمْ تَهْتَدُونَ ﴿١٥﴾ وَعَلَامَاتٍ ۚ وَبِالنَّجْمِ هُمْ يَهْتَدُونَ
﴿١٦﴾ أَفَمَن يَخْلُقُ كَمَن لَّا يَخْلُقُ ۗ أَفَلَا تَذَكَّرُونَ ﴿١٧﴾ وَإِن
تَعُدُّوا نِعْمَةَ اللَّهِ لَا تُحْصُوهَا ۗ إِنَّ اللَّهَ لَغَفُورٌ رَّحِيمٌ ﴿١٨﴾
وَاللَّهُ يَعْلَمُ مَا تُسِرُّونَ وَمَا تُعْلِنُونَ ﴿١٩﴾ وَالَّذِينَ يَدْعُونَ
مِن دُونِ اللَّهِ لَا يَخْلُقُونَ شَيْئًا وَهُمْ يُخْلَقُونَ ﴿٢٠﴾ أَمْوَاتٌ
غَيْرُ أَحْيَاءٍ ۖ وَمَا يَشْعُرُونَ أَيَّانَ يُبْعَثُونَ ﴿٢١﴾ إِلَٰهُكُمْ إِلَٰهٌ
وَاحِدٌ ۚ فَالَّذِينَ لَا يُؤْمِنُونَ بِالْآخِرَةِ قُلُوبُهُم مُّنكِرَةٌ وَهُم
مُّسْتَكْبِرُونَ ﴿٢٢﴾ لَا جَرَمَ أَنَّ اللَّهَ يَعْلَمُ مَا يُسِرُّونَ وَمَا
يُعْلِنُونَ ۚ إِنَّهُ لَا يُحِبُّ الْمُسْتَكْبِرِينَ ﴿٢٣﴾ وَإِذَا قِيلَ لَهُم
مَّاذَا أَنزَلَ رَبُّكُمْ ۙ قَالُوا أَسَاطِيرُ الْأَوَّلِينَ ﴿٢٤﴾ لِيَحْمِلُوا
أَوْزَارَهُمْ كَامِلَةً يَوْمَ الْقِيَامَةِ ۙ وَمِنْ أَوْزَارِ الَّذِينَ يُضِلُّونَهُم
بِغَيْرِ عِلْمٍ ۗ أَلَا سَاءَ مَا يَزِرُونَ ﴿٢٥﴾ قَدْ مَكَرَ الَّذِينَ مِن قَبْلِهِمْ
فَأَتَى اللَّهُ بُنْيَانَهُم مِّنَ الْقَوَاعِدِ فَخَرَّ عَلَيْهِمُ السَّقْفُ
مِن فَوْقِهِمْ وَأَتَاهُمُ الْعَذَابُ مِنْ حَيْثُ لَا يَشْعُرُونَ ﴿٢٦﴾



(15) Ва дар замин кӯҳҳоро, ки онро устувор месозанд, афканд, то замин шуморо ба изтироб наорад ва дар он дарёҳоро ҷорӣ сохт, то аз он бинӯшед ва чаҳорпоёну зироатҳоятонро об диҳед ва дар он роҳҳоро барои роҳ рафтан падид овард, то бо истифода аз он ба ҷои лозимии хеш бирасед.

(16) Ва дар замин нишонаҳои намоёнро қарор дод, то ба воситаи он рӯзона роҳатонро ёбед ва дар осмон ситорагонро халқ кард, то ба воситаи онҳо шабона роҳатонро ёбед.

(17) Пас оё Худое, ки ин ва дигар мавҷудотро офаридааст, монанди касест, ки аз ӯҳдаи халқи ҳеҷ чиз намебарояд?! Магар азамати Аллоҳи Офаридгори кулли мавҷудотро ба хотир намеоред, то ин ки танҳо Ӯро парастида, чизеро ба Ӯ шарик насозед?!

(18) Ва эй мардум, агар кӯшиш кунед, ки неъматҳои сершумори ба шумо додаи Аллоҳ (ч)-ро ҳисоб кунед, аз сабаби зиёд ва гуногуниаш онро ҳисоб карда наметавонед. Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) Бахшанда аст, шуморо ба сабаби ғафлат аз шукри неъматҳояш зуд ҷазо намедиҳад, бағоят Меҳрубон аст, эҳсонашро барои гуноҳон ва дар изҳори шукр кӯтоҳӣ карданатон аз шумо қатъ намесозад.

(19) Ва эй бандагон, Аллоҳ (ч) он чиро аз корҳоятон пинҳон ва он чиро ошкор мекунед, медонад. Ҳеҷ кори шумо аз Ӯ махфӣ намемонад. Яқинан шуморо ба ҷазои аъмолатон мерасонад.

(20) Ва он худоёнеро, ки мушрикон ғайри Аллоҳ (ч) мепарастанд, камтарин чизро офарида наметавонанд ва шахсоне, ки он маъбудҳоро ғайр аз Аллоҳ (ч) мепарастанд, худ онҳоро сохтаанд. Пас чӣ тавр онҳо бутҳоеро, ки бо дастони хеш месозанд, мепарастанд?!

(21) Илова бар он ки шахсан обидони он маъбудҳо бо дастони хеш онҳоро сохтаанд, он бутҳо мавҷуди беҷону бедонишанд ва намедонанд, ки ҳамроҳи обидонашон рӯзи қиёмат кай барангехта мешаванд, то дар якҷоягӣ ба оташи дӯзах андохта шуда, оташангези он шаванд.

(22) Маъбуди ҳақиқии шумо Маъбуди Ягонаи Беанбоз аст. Ва он касоне, ки ба зиндашавии баъд аз марг барои гирифтани подош имон намеоранд, қалбашон мункири ваҳдонияти Аллоҳ (ч) аст, зеро дар дил тарс надоранд. Барои ҳамин ба ҳисобу китоб ва уқубати рӯзи охират имон намеоранд. Ва онҳо мутакаббири ҳақнопазир ҳастанд.

(23) Ҳаққо, ки Аллоҳ (ч) он чиро ин гурӯҳ аз кирдорҳояшон пинҳон ва он чиро ошкор мекунанд, медонад. Чизе аз Вай махфӣ намемонад ва онҳоро барои корҳояшон ҷазо хоҳад дод. Бешак, Ӯ бандагонеро, ки аз тоату ибодаташ кибр меварзанд, дӯст намедорад.

(24) Ва чун ба ин мункирони ваҳдонияти Аллоҳ (ч) ва зиндашавии баъди марг гуфта шавад: "**Аллоҳ (ч) ба Муҳаммад (с) чӣ нозил кардааст?!**", мегӯянд: "**Ба Муҳаммад чизе нозил нашудааст. Ҳамоно ӯ аз пеши худ қиссаҳои бардурӯғи гузаштагонро овардааст.**"

(25) Ин кофирон дар фарҷоми кор гуноҳонашонро рӯзи қиёмат бе нуқсон мебардоранд ва низ баъзе гуноҳони касонеро мебардоранд, ки аз рӯи нодонӣ ба ин ҷамоаи беимон тақлид карданд ва тақлидкоронро аз Ислом гумроҳ сохтаанд. Огоҳ бошед! Он чи онҳо аз бори гуноҳони хеш ва гуноҳони пайравонашон мебардоранд, ниҳоят бад аст.

(26) Бешак, кофирони пеш аз инҳо гузашта алайҳи паёмбарони худ макри зиёд карданд, пас Аллоҳ (ч) иморатҳошонро аз пояҳояш вайрон сохт, баъд аз ин бомҳояшон аз болояшон бар онҳо афтод ва аз ҷое ба онҳо азоб омад, ки интизори аз онҷо омаданашро надоштанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Дар ин оятҳо миқдори зиёде аз навъҳои гуногуни неъматҳои илоҳӣ ба таври фишурда ва муфассал баён шудааст. Худо бо ин васила бандагонро ба сипосгузорӣ, зикр ва дуои Хеш даъват мекунад;

2.Зулм, ҷуръати маъсият, кӯтоҳӣ дар адои ҳуқуқи Парвардигор ҷузъи табиати инсон буда, неъматҳои илоҳиро носипосӣ карда, шукрашро ба ҷо намеорад ва иқрор намекунад, магар бандае, ки ҳидоят ёфтааст;

3.Гумроҳсозанда бо шахси гумроҳ дар ҷурми гумроҳӣ баробар ҳастанд. Чунки агар гумроҳсозии ӯ намебуд, шояд шахси гумроҳшуда аз роҳи андешидан дар офаридаҳои Парвардигор ё бо насиҳати носеҳон ҳидоят меёфт;

4.Ногаҳон ҳалок кардани муҷримон сахттарин навъи уқубат аст. Зеро шахсро бо ин навъи азоб даҳшат фаро мегирад. Аммо он азобе, ки оҳиста-оҳиста меояд, ин хусусиятро надорад.

ثُمَّ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ يُخۡزِيهِمۡ وَيَقُولُ أَيۡنَ شُرَكَآءِيَ ٱلَّذِينَ
كُنتُمۡ تُشَٰٓقُّونَ فِيهِمۡۚ قَالَ ٱلَّذِينَ أُوتُواْ ٱلۡعِلۡمَ إِنَّ ٱلۡخِزۡيَ
ٱلۡيَوۡمَ وَٱلسُّوٓءَ عَلَى ٱلۡكَٰفِرِينَ ٢٧ ٱلَّذِينَ تَتَوَفَّىٰهُمُ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ
ظَالِمِيٓ أَنفُسِهِمۡۖ فَأَلۡقَوُاْ ٱلسَّلَمَ مَا كُنَّا نَعۡمَلُ مِن سُوٓءِۭۚ بَلَىٰٓۚ
إِنَّ ٱللَّهَ عَلِيمُۢ بِمَا كُنتُمۡ تَعۡمَلُونَ ٢٨ فَٱدۡخُلُوٓاْ أَبۡوَٰبَ جَهَنَّمَ
خَٰلِدِينَ فِيهَاۖ فَلَبِئۡسَ مَثۡوَى ٱلۡمُتَكَبِّرِينَ ٢٩ ۞ وَقِيلَ الحزب ٢٧
لِلَّذِينَ ٱتَّقَوۡاْ مَاذَآ أَنزَلَ رَبُّكُمۡۚ قَالُواْ خَيۡرٗاۗ لِّلَّذِينَ أَحۡسَنُواْ فِي
هَٰذِهِ ٱلدُّنۡيَا حَسَنَةٞۚ وَلَدَارُ ٱلۡأٓخِرَةِ خَيۡرٞۚ وَلَنِعۡمَ دَارُ ٱلۡمُتَّقِينَ
٣٠ جَنَّٰتُ عَدۡنٖ يَدۡخُلُونَهَا تَجۡرِي مِن تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُۖ
لَهُمۡ فِيهَا مَا يَشَآءُونَۚ كَذَٰلِكَ يَجۡزِي ٱللَّهُ ٱلۡمُتَّقِينَ ٣١
ٱلَّذِينَ تَتَوَفَّىٰهُمُ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ طَيِّبِينَ يَقُولُونَ سَلَٰمٌ عَلَيۡكُمُ
ٱدۡخُلُواْ ٱلۡجَنَّةَ بِمَا كُنتُمۡ تَعۡمَلُونَ ٣٢ هَلۡ يَنظُرُونَ إِلَّآ أَن
تَأۡتِيَهُمُ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ أَوۡ يَأۡتِيَ أَمۡرُ رَبِّكَۚ كَذَٰلِكَ فَعَلَ ٱلَّذِينَ مِن
قَبۡلِهِمۡۚ وَمَا ظَلَمَهُمُ ٱللَّهُ وَلَٰكِن كَانُوٓاْ أَنفُسَهُمۡ يَظۡلِمُونَ ٣٣
فَأَصَابَهُمۡ سَيِّـَٔاتُ مَا عَمِلُواْ وَحَاقَ بِهِم مَّا كَانُواْ بِهِۦ يَسۡتَهۡزِءُونَ ٣٤



(27) Сипас, Аллоҳ (ч) рӯзи қиёмат ба воситаи азоб хору расвояшон мегардонад ва ба онҳо мегӯяд: “**Анбозҳоеро, ки дар ибодат шарики Ман қарор медодед ва ба сабаби онҳо бо паёмбарону мӯъминон душманӣ меварзидед, куҷоянд?!**” Донишмандони раббонӣ мегӯянд, бешак, хорӣ ва азоби рӯзи қиёмат бар кофирон воқеъ мешавад,-

(28) бар касоне, ки фариштаи марг бо фариштагони ёрирасонаш ҷонашонро қабз мекунанд, дар ҳоле ки ба сабаби куфр бар ҷони хеш ҷавр кардаанд, пас ба маргашон таслим шуда, бо гумони он ки инкор намудан судашон меорад, куфру гуноҳашонро инкор карда, мегӯянд: “**Мо кори баде анҷом намедодем**.” Ба онҳо гуфта мешавад: “**Дурӯғ мегӯед. Воқеан шумо кофир будед ва гуноҳи зиёд содир мекардед. Ҳамоно ҳар он чи дар дунё мекардед, Аллоҳ (ч) онро медонад. Ҳеҷ кори кардаатон аз Ӯ пӯшида нест ва бегуфтугӯ, шуморо бар асоси он ҷазо медиҳад**.”

(29) Ва ба онҳо гуфта мешавад: “**Аз дарҳои дӯзах мувофиқи он чи мекардед, дароед, дар ҳоле ки онҷо абадӣ мемонед. Пас бешубҳа, дӯзах барои касоне, ки аз имон овардан ва ибодати Аллоҳ (ч) кибр варзиданд, қароргоҳи ниҳоят бад аст**.”

(30) Ва ба касоне, ки бо иҷрои дастурот ва дурӣ ҷустан аз мамнӯот парҳез кардаанд, гуфта мешавад: “**Парвардигоратон ба Муҳаммади Паёмбаратон чӣ нозил карда буд?**” Онҳо дар ҷавоб мегӯянд: “**Аллоҳ (ч) ба ӯ хайри бузург нозил карда буд**.” Барои касоне, ки дар ин дунё ибодати илоҳиро ба хубӣ иҷро карда, дар муомилаи мардум рафтори нек доранд, подоши нек аст. Пирӯзию фароҳии ризқ аз подоши нек ба шумор меравад. Ва савоби дар охират барои онҳо омода сохтаи Аллоҳ (ч), аз лаззатҳои дунё беҳтар аст. Ва бешак, охират сарои неки касоне аст, ки бо иҷрои дастурот ва дурӣ ҷустан аз мамнӯот тақво мекарданд.

(31) Боғҳое, ки барои сукунати ҳамешагӣ буда, аҳли ҷаннат ба он медароянд, аз зери қасрҳо ва дарахтонаш рӯдҳо ҷорӣ аст. Онҳоро дар онҷо он чи нафсашон аз хӯрданиву нӯшиданӣ ва ғайра хоҳад, муҳайё аст. Аллоҳ (ч) парҳезкорони ин уммат ва умматҳои гузаштаро ҳамин гуна подош медиҳад,-

(32) онҳое, ки фариштаи марг бо фариштагони ёвараш ҷонашонро дар ҳоле, ки қалбашон аз куфр пок аст, қабз мекунанд. Фариштагон ба онҳо чунин мегӯянд: “**Салом бар шумо. Аз ҳама гуна офатҳо солим мондаед. Имрӯз ба сабаби он ки дар дунё эътиқоди солим дошта, амали солеҳ анҷом медодед, вориди биҳишт шавед**.”

(33) Оё ин мушрикони такзибгар мунтазири онанд, ки фариштаи марг бо фариштагони ёвараш барои гирифтани ҷону задани чеҳра ва пушташон оянд, ё фармони Парвардигорат оиди дар дунё ба воситаи азоб ҳалок сохтанашон оянд?! Монанди ин кирдоре, ки мушрикон дар Макка мекунанд, мушрикони пеш аз онҳо гузашта низ кардаанд, пас Аллоҳ (ч) онҳоро ҳалок сохт. Ва Аллоҳ (ч) бо ҳалок гардониданашон нисбаташон ситам накардааст, балки онҳо ба сабаби кофир шудан ба Аллоҳ (ч) худро ба ҳалокат андохта, бар ҷонашон ситам менамудаанд.

(34) Пас ба онҳо уқубати амалҳои бади кардаашон фуруд омад ва онҳоро уқубате, ки чун ба ёдашон оварда мешуд, масхара мекарданд, иҳота намуд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима баёнгари фазилати аҳли илм аст. Олимон дар дунёву охират ҳақиқатро мегӯянд ва суханашон назди Худо ва мардум эътибори хос дорад;

2.Аз нишонаҳои одоби фариштагон бо Аллоҳ (ч) он аст, ки онҳо илмро ба Ӯ нисбат дода гуфтанд: “**Ҳамоно он чи дар дунё мекардед, Аллоҳ (ч) онро медонад...**”. Ин гуфтаи малоикаҳо ифодагари он аст, ки онҳо дар ин бора бо омузонидани Аллоҳ (ч) маълумот касб кардаанд;

3.Ҳамаи хостаҳои аҳли ҷаннатро ба онҳо додан, ҳатто неъматҳои дар гӯшаи хаёлашон нагузаштаро ба ёдашон овардан, аз карам ва фазлу атои Парвардигор аст;

4.Амал сабаби воридшавии ҷаннат ва раҳоӣ аз дӯзах мебошад. Он бо раҳмат ва лутфи Парвардигор барои мӯъминон ҳосил гашта, аз роҳи қувват ва қудрати шахсиашон ба даст намеояд.

وَقَالَ ٱلَّذِينَ أَشۡرَكُواْ لَوۡ شَآءَ ٱللَّهُ مَا عَبَدۡنَا مِن دُونِهِۦ مِن
شَيۡءٖ نَّحۡنُ وَلَآ ءَابَآؤُنَا وَلَا حَرَّمۡنَا مِن دُونِهِۦ مِن شَيۡءٖۚ كَذَٰلِكَ
فَعَلَ ٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡۚ فَهَلۡ عَلَى ٱلرُّسُلِ إِلَّا ٱلۡبَلَٰغُ ٱلۡمُبِينُ
٣٥ وَلَقَدۡ بَعَثۡنَا فِي كُلِّ أُمَّةٖ رَّسُولًا أَنِ ٱعۡبُدُواْ ٱللَّهَ
وَٱجۡتَنِبُواْ ٱلطَّٰغُوتَۖ فَمِنۡهُم مَّنۡ هَدَى ٱللَّهُ وَمِنۡهُم مَّنۡ
حَقَّتۡ عَلَيۡهِ ٱلضَّلَٰلَةُۚ فَسِيرُواْ فِي ٱلۡأَرۡضِ فَٱنظُرُواْ كَيۡفَ
كَانَ عَٰقِبَةُ ٱلۡمُكَذِّبِينَ ٣٦ إِن تَحۡرِصۡ عَلَىٰ هُدَىٰهُمۡ
فَإِنَّ ٱللَّهَ لَا يَهۡدِي مَن يُضِلُّۖ وَمَا لَهُم مِّن نَّٰصِرِينَ ٣٧
وَأَقۡسَمُواْ بِٱللَّهِ جَهۡدَ أَيۡمَٰنِهِمۡ لَا يَبۡعَثُ ٱللَّهُ مَن يَمُوتُۚ بَلَىٰ
وَعۡدًا عَلَيۡهِ حَقّٗا وَلَٰكِنَّ أَكۡثَرَ ٱلنَّاسِ لَا يَعۡلَمُونَ ٣٨
لِيُبَيِّنَ لَهُمُ ٱلَّذِي يَخۡتَلِفُونَ فِيهِ وَلِيَعۡلَمَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوٓاْ
أَنَّهُمۡ كَانُواْ كَٰذِبِينَ ٣٩ إِنَّمَا قَوۡلُنَا لِشَيۡءٍ إِذَآ أَرَدۡنَٰهُ أَن نَّقُولَ
لَهُۥ كُن فَيَكُونُ ٤٠ وَٱلَّذِينَ هَاجَرُواْ فِي ٱللَّهِ مِنۢ بَعۡدِ مَا ظُلِمُواْ
لَنُبَوِّئَنَّهُمۡ فِي ٱلدُّنۡيَا حَسَنَةٗۖ وَلَأَجۡرُ ٱلۡأٓخِرَةِ أَكۡبَرُۚ لَوۡ كَانُواْ
يَعۡلَمُونَ ٤١ ٱلَّذِينَ صَبَرُواْ وَعَلَىٰ رَبِّهِمۡ يَتَوَكَّلُونَ ٤٢



35 Ва ононе, ки дар ибодат ба Аллоҳ (ч) ширк овардаанд, мегӯянд: “**Агар Аллоҳ (ч) мехост мо танҳо Ӯро парастида, касеро шарикаш нагардонем, ҳаргиз мо ва дар гузашта падаронамон ҷуз Ӯ чизеро намепарастидем ва агар мехост чизеро бе хосташ ҳаром надонем, чизеро ҳаром намедонистем**.” Кофирони пеш аз онҳо гузашта низ чунин ҳуҷҷати ботилро меоварданд. Пас вазифаи паёмбарон ғайр аз таблиғи ошкори фармудаҳои Аллоҳ (ч) чизе беш нест. Онҳо дастурҳои Аллоҳ (ч)-ро ба мардум расонидаанд. Аллоҳ (ч) ба кофирон хоҳиш ва ихтиёр дода, паёмбаронро ба сӯяшон фиристод. Онҳо ҳаққи аз қазову қадар баҳона оварданро надоранд.

36 Ва ба дурустӣ ки Мо дар байни ҳама умматҳои пешин паёмбар фиристодем. Паёмбарон онҳоро дастур медоданд, ки танҳо Аллоҳ (ч)-ро бипарастед ва аз ибодати бутҳо, шайтонҳо ва дигар мавҷудот дурӣ биҷӯед. Пас Аллоҳ (ч) ба баъзеи онҳо тавфиқи ҳидоят ба имон овардан ва пайравии паёмбаронашро дод ва баъзеи дигарашон ба Аллоҳ (ч) кофир шуда, паёмбаронашро нофармонӣ намуда, аз ҳидояти тавфиқ маҳрум монда, гумроҳӣ бар онҳо лозим гардид. Пас дар замин сайру гашт кунед, то бубинед, ки фарҷоми такзибгарони паёмбарон баъди фуруд омадани уқубат ва ҳалокат бо чӣ анҷом ёфтааст.

37 Эй Паёмбар, агар онҳоро ба қадри тавонат даъват карда, ҳамаи асбоби зарурии таблиғро истифода бурда, барои ҳидояташон тамоми талошро сарф намоӣ, пас бешак, Аллоҳ (ч) ҳар киро гумроҳ созад, ба ӯ тавфиқи ҳидоят ба роҳи дурустро намедиҳад ва онҳо ғайри Аллоҳ (ч) касе надоранд, ки барояшон бо дур сохтани азоб кӯмак расонад.

38 Ва ин ҷамоаи дурӯғшуморандаи зиндашавии баъд аз марг бо муболиға ва талошу таъкид бо номи Аллоҳ (ч) савганд ёд карданд, ки ҳар ки мемирад, Аллоҳ (ч) ӯро дубора зинда намесозад. Инҳо барои даъвояшон ҳуҷҷат надоранд. Оре, ҳар ки мемирад, Аллоҳ (ч) ӯро зинда месозад, ин ваъдаи ҳақиқӣ бар Аллоҳ (ч) аст. Лекин бештари мардум намедонанд, ки Аллоҳ (ч) мурдагонро рӯзи қиёмат боз зинда месозад. Бинобар ин, ақидаи баъди марг зиндашавиро инкор мекунанд.

39 Аллоҳ (ч) тамоми бандагонро дар рӯзи қиёмат зинда месозад, то ба онҳо ҳақиқати тавҳид, дубора зинда гаштан ва нубувватро, ки дар борааш ихтилоф мекарданд, баён созад ва то кофирон бидонанд, ки дар даъвои нисбат додани анбоз ба Аллоҳ (ч) ва инкори зиндашавии баъди марг дурӯғгӯй ҳастанд.

40 Ба дурустӣ, вақте хоҳем, ки онҳоро дубора зинда гардонем, пас ҳеҷ чиз монеи Мо намегардад. Ҳамоно ба ҳар чиз вақте пайдошавии онро хоҳем “**Пайдо шав**” мегӯем, пас он пайдо мегардад.

41 Ва касоне, ки баъди аз тарафи кофирон мавриди озору фишор қарор гирифтан бо мақсади ҷустуҷӯи ризои Аллоҳ (ч) ватан, хонадон ва дороии худро тарк карда, аз сарзамини куфр ба сарзамини Ислом ҳиҷрат карданд, бешубҳа, онҳоро дар дунё дар манзиле фуруд меорем, ки онҷо соҳиби иззату эҳтиром мегарданд. Ва савоби охират бузургтар аст, чунки ҷаннат ҷузъи он аст. Агар бандагони аз ҳиҷрат бозистода савоби муҳоҷиронро медонистанд, ҳеҷ гоҳ аз он боз намеистоданд.

42 Ин муҳоҷирони роҳи Аллоҳ (ч) касонеанд, ки бар озори қавми хеш, ҷудоии аҳлу ватан ва ибодати Аллоҳ (ч) сабр карда, дар тамоми корашон танҳо ба Аллоҳ (ч) такя мекунанд. Ба ҳамин сабаб, Аллоҳ (ч) ба онҳо ин подоши азимро медиҳад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Хирадманд аз он чи бар гумроҳони такзибгар фуруд омадааст, дарси ибрат мегирад, меандешад, ки читавр фарҷоми онҳо ба нобудиву ҳалокату азоб анҷомид;

2.Яке аз ҳикматҳои зиндашавии баъди марг он аст, ки Аллоҳ (ч) ҳақиқати масъалаҳои ихтилофии мардумро тавзеҳ медиҳад;

3.Сабр ва таваккул ба Аллоҳ (ч) фазли зиёд дорад. Зеро ба сабаби сабр нафс мағлуб гашта, бо таваккул банда аз махлуқ канда, ба Холиқ мепайвандад;

4.Подоши муҳоҷироне, ки манзилу хонаводони худро тарк, бар озори душман сабр, бар Парвардигорашон таваккул намуданд, макони беҳтар, мақому зиндагонии нек, рӯзии фаровони ҳалол, пирӯзӣ бар душман, ба даст овардани зимоми раҳбарӣ аст.

وَمَآ أَرۡسَلۡنَا مِن قَبۡلِكَ إِلَّا رِجَالٗا نُّوحِيٓ إِلَيۡهِمۡۖ فَسۡـَٔلُوٓاْ أَهۡلَ
ٱلذِّكۡرِ إِن كُنتُمۡ لَا تَعۡلَمُونَ ٤٣ بِٱلۡبَيِّنَٰتِ وَٱلزُّبُرِۗ وَأَنزَلۡنَآ إِلَيۡكَ
ٱلذِّكۡرَ لِتُبَيِّنَ لِلنَّاسِ مَا نُزِّلَ إِلَيۡهِمۡ وَلَعَلَّهُمۡ يَتَفَكَّرُونَ ٤٤
أَفَأَمِنَ ٱلَّذِينَ مَكَرُواْ ٱلسَّيِّـَٔاتِ أَن يَخۡسِفَ ٱللَّهُ بِهِمُ ٱلۡأَرۡضَ
أَوۡ يَأۡتِيَهُمُ ٱلۡعَذَابُ مِنۡ حَيۡثُ لَا يَشۡعُرُونَ ٤٥ أَوۡ يَأۡخُذَهُمۡ
فِي تَقَلُّبِهِمۡ فَمَا هُم بِمُعۡجِزِينَ ٤٦ أَوۡ يَأۡخُذَهُمۡ عَلَىٰ تَخَوُّفٖ فَإِنَّ
رَبَّكُمۡ لَرَءُوفٞ رَّحِيمٌ ٤٧ أَوَلَمۡ يَرَوۡاْ إِلَىٰ مَا خَلَقَ ٱللَّهُ مِن شَيۡءٖ
يَتَفَيَّؤُاْ ظِلَٰلُهُۥ عَنِ ٱلۡيَمِينِ وَٱلشَّمَآئِلِ سُجَّدٗا لِّلَّهِ وَهُمۡ دَٰخِرُونَ
٤٨ وَلِلَّهِ يَسۡجُدُ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِي ٱلۡأَرۡضِ مِن دَآبَّةٖ
وَٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ وَهُمۡ لَا يَسۡتَكۡبِرُونَ ٤٩ يَخَافُونَ رَبَّهُم مِّن فَوۡقِهِمۡ
وَيَفۡعَلُونَ مَا يُؤۡمَرُونَ۩ ٥٠ ۞ وَقَالَ ٱللَّهُ لَا تَتَّخِذُوٓاْ إِلَٰهَيۡنِ سجدة الحزب ٢٨
ٱثۡنَيۡنِۖ إِنَّمَا هُوَ إِلَٰهٞ وَٰحِدٞ فَإِيَّٰيَ فَٱرۡهَبُونِ ٥١ وَلَهُۥ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلۡأَرۡضِ وَلَهُ ٱلدِّينُ وَاصِبًاۚ أَفَغَيۡرَ ٱللَّهِ تَتَّقُونَ ٥٢ وَمَا بِكُم مِّن
نِّعۡمَةٖ فَمِنَ ٱللَّهِۖ ثُمَّ إِذَا مَسَّكُمُ ٱلضُّرُّ فَإِلَيۡهِ تَجۡـَٔرُونَ ٥٣ ثُمَّ إِذَا
كَشَفَ ٱلضُّرَّ عَنكُمۡ إِذَا فَرِيقٞ مِّنكُم بِرَبِّهِمۡ يُشۡرِكُونَ ٥٤



(43) Ва Мо пеш аз ту Паёмбар фақат мардонро аз байни инсонҳо ба сифати паёмбар фиристода, ба онҳо ваҳй мекардем. Фариштагонро ба ҳайси паёмбар нафиристодаем. Ин шеваи доимамалкунандаи Мо аст. Агар ҳақиқат доштани инро инкор карда, башар будани паёмбаронро надонед, пас аз аҳли китобҳои гузашта бипурсед. Онҳо ба шумо хабар медиҳанд, ки паёмбарон аз навъи башар буданд.

(44) Мо аз байни инсонҳо ин паёмбаронро бо ҳуҷҷатҳои равшан ва китобҳои аз наздамон нозилшуда фиристодем ва ба сӯи ту Қуръонро фуруд овардем, то ба мардум он чи бояд тавзеҳ дода шавад, баён кунӣ ва то онҳо андеша намуда, аз Қуръон панд гиранд.

(45) Пас оё ононе, ки бо мақсади аз роҳи Аллоҳ (ч) баргардонидани мардум дасисаҳо месозанд, аз он ки Аллоҳ (ч) онҳоро монанди Қорун ба замин фурӯ барад ё азобаш аз ҷое ба онҳоояд, ки аз онҷо омадани онро мунтазир намебошанд, дар амонанд?!

(46) Ё онҳо аз он ки азоби илоҳӣ дар ҳолати гаштугузорашон дар сафарҳо ва дар ҳолати саъйи ба даст овардани ризқ ба онҳо расад, дар амонанд?! Пас дар ҳолати омадани азоб аз он раҳоӣ намеёбанд.

(47) Ё аз он ки азоби илоҳӣ ба онҳо дар ҳоле расад, ки аз он ҳарос доранд, дар амонанд?! Аллоҳ (ч) дар ҳама ҳолат қудрати азоб додани онҳоро дорад. Ба дурустӣ, Парвардигоратон Бахшандаи Меҳрубон аст. Бандагонашро зуд азоб намекунад, то ин ки сидқан тавба намоянд.

(48) Оё ин ҷамоаи такзибгар ба махлуқоти Худо бо тафаккур нигоҳ намекунанд?! Сояҳои мавҷудот бо пайравӣ ба ҳаракати рӯзонаи офтоб ва сайри шабонаи моҳ ба сӯи росту чап моил мегарданд, дар ҳоле ки он сояҳо назди Парвардигорашон фурӯтанӣ намуда, дар ҳолати хорӣ барои Аллоҳ (ч) саҷдаи ҳақиқӣ мекунанд.

(49) Ва ҳамаи ҷунбандаҳои осмонҳову замин ва фариштагон фақат ба Аллоҳ (ч) саҷда меоранд ва фариштагон аз ибодат ва итоати Аллоҳ (ч) кибр наметварзанд.

(50) Ва он фариштагон бо вуҷуди доим дар ҳолати ибодат ва итоат қарор доштанашон аз Парвардигорашон, ки бар онҳо ҳукмфармо аст, метарсанд ва он чи Парвардигорашон ба онҳо мефармояд, мекунанд.

(51) Ва Аллоҳ (ч) ба бандагонаш гуфтааст: **“Дар ибодат ду маъбуд нагиред. Бешак, Ӯ Маъбуди Ягонаи Барҳақ аст. Пас танҳо аз Ман битарсед ва аз дигар кас натарсед.”**

(52) Ва холиқият, моликият, тадбири корҳои мавҷудоти осмонҳову замин фақат аз Аллоҳ (ч) аст ва фармонбардорӣ, таслим шудан, амали боихлос доимо танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Оё аз ғайри Аллоҳ (ч) метарсед?! Набояд чунин кунед, балки ягона аз Ӯ битарсед.

(53) Ва эй мардум, ҳамаи неъматҳои динӣ ва дунявии шумо фақат аз ҷониби Аллоҳ (ч) аст. Сипас чун ба шумо ғам, беморӣ ё тангдастӣ бирасад, пас бо дуо танҳо ба сӯи Аллоҳ (ч) зориву ниёиш мекунед, то ин озмоишҳоро аз шумо бартараф гардонад. Бинобар ин, касе лоиқи парастиш аст, ки қудрати додани неъмат ва дур кардани азобро дорад.

(54) Сипас чун дуои шуморо пазируфта, сахтиҳоро бартараф созад, ногаҳон гурӯҳе аз шумо ба Парвардигори хештан ширк меоранд. Ин чӣ фурӯмоягӣ аст?!

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Шахси муҷрим бояд аз Аллоҳ (ч) шарм кунад. Чунки доим аз сӯи Аллоҳ барояш неъмат мерасад, вале аз тарафи вай пайваста гуноҳ содир мешавад;

2.Бояд аҳли куфру маъсият аз Парвардигор битарсанд, ки шояд дар ҳолати ғафлат ва ногаҳон онҳоро ҳалок гардонад;

3.Ҳама неъматҳои моддӣ ба мисли рӯзию саломатӣ ва маънавӣ, ба мисли амну осоиштагӣ, мақом ва ғайра аз сӯи Аллоҳ (ч) аст;

4.Инсон ҳангоми омадани сахтиҳо барои бартараф кардани он ҷуз Аллоҳ (ч) дигар паноҳгоҳ намеёбад. Дар чунин ҳолатҳо бо дуову зорӣ ба сӯи Парвардигор ниёиш мекунад. Зеро медонад, ки касе ғайри Ӯ онро бартараф сохта наметавонад.

لِيَكۡفُرُواْ بِمَآ ءَاتَيۡنَٰهُمۡۚ فَتَمَتَّعُواْ فَسَوۡفَ تَعۡلَمُونَ ٥٥ وَيَجۡعَلُونَ
لِمَا لَا يَعۡلَمُونَ نَصِيبٗا مِّمَّا رَزَقۡنَٰهُمۡۗ تَٱللَّهِ لَتُسۡـَٔلُنَّ عَمَّا كُنتُمۡ
تَفۡتَرُونَ ٥٦ وَيَجۡعَلُونَ لِلَّهِ ٱلۡبَنَٰتِ سُبۡحَٰنَهُۥ وَلَهُم مَّا يَشۡتَهُونَ
٥٧ وَإِذَا بُشِّرَ أَحَدُهُم بِٱلۡأُنثَىٰ ظَلَّ وَجۡهُهُۥ مُسۡوَدّٗا وَهُوَ كَظِيمٞ ٥٨
يَتَوَٰرَىٰ مِنَ ٱلۡقَوۡمِ مِن سُوٓءِ مَا بُشِّرَ بِهِۦٓۚ أَيُمۡسِكُهُۥ عَلَىٰ هُونٍ
أَمۡ يَدُسُّهُۥ فِي ٱلتُّرَابِۗ أَلَا سَآءَ مَا يَحۡكُمُونَ ٥٩ لِلَّذِينَ لَا يُؤۡمِنُونَ
بِٱلۡأٓخِرَةِ مَثَلُ ٱلسَّوۡءِۖ وَلِلَّهِ ٱلۡمَثَلُ ٱلۡأَعۡلَىٰۚ وَهُوَ ٱلۡعَزِيزُ ٱلۡحَكِيمُ
٦٠ وَلَوۡ يُؤَاخِذُ ٱللَّهُ ٱلنَّاسَ بِظُلۡمِهِم مَّا تَرَكَ عَلَيۡهَا مِن دَآبَّةٖ
وَلَٰكِن يُؤَخِّرُهُمۡ إِلَىٰٓ أَجَلٖ مُّسَمّٗىۖ فَإِذَا جَآءَ أَجَلُهُمۡ لَا يَسۡتَـٔۡخِرُونَ
سَاعَةٗ وَلَا يَسۡتَقۡدِمُونَ ٦١ وَيَجۡعَلُونَ لِلَّهِ مَا يَكۡرَهُونَۚ وَتَصِفُ
أَلۡسِنَتُهُمُ ٱلۡكَذِبَ أَنَّ لَهُمُ ٱلۡحُسۡنَىٰۖ لَا جَرَمَ أَنَّ لَهُمُ ٱلنَّارَ
وَأَنَّهُم مُّفۡرَطُونَ ٦٢ تَٱللَّهِ لَقَدۡ أَرۡسَلۡنَآ إِلَىٰٓ أُمَمٖ مِّن قَبۡلِكَ
فَزَيَّنَ لَهُمُ ٱلشَّيۡطَٰنُ أَعۡمَٰلَهُمۡ فَهُوَ وَلِيُّهُمُ ٱلۡيَوۡمَ وَلَهُمۡ
عَذَابٌ أَلِيمٞ ٦٣ وَمَآ أَنزَلۡنَا عَلَيۡكَ ٱلۡكِتَٰبَ إِلَّا لِتُبَيِّنَ لَهُمُ
ٱلَّذِي ٱخۡتَلَفُواْ فِيهِ وَهُدٗى وَرَحۡمَةٗ لِّقَوۡمٖ يُؤۡمِنُونَ ٦٤



(55) Ширк овbooарданашон боис гаштааст, ки неъматҳои додаи Моро, аз ҷумла неъмати бартараф сохтани сахтиашонро носипосӣ кунанд. Ба ҳамин сабаб ба онҳо гуфта шуд: “**То омадани азоби дер ё зуди Аллоҳ (ч) аз неъматҳо баҳра баред. Зеро оқибати корҳоятонро ҳатман хоҳед донист.**”

(56) Ва мушрикон аз молҳои ба онҳо рӯзӣ кардаи Мо барои бутҳои худ, ки чизеро намедонанд /чунки онҳо мавҷуди беҷон буда, фоидаву зарар оварда наметавонанд/ саҳме муқаррар мекунанд ва ба васила ои он ба он бутҳо наздикӣ меҷӯянд. Эй мушрикон, савганд ба Аллоҳ, рӯзи қиёмат аз он чи мебофед, ки гӯё бутҳоятон маъбуданд ва дар молҳои шумо саҳм доранд, пурсида мешавед.

(57) Ва мушрикон ба Аллоҳ (ч) духатронро нисбат дода, мегӯянд, ки фариштагон духтарони Аллоҳ (ч) ҳастанд. Онҳо ба Аллоҳ (ч) чизеро нисбат медиҳанд, ки худ онро дӯст намедоранд. Аллоҳ (ч) аз мансуб донистани духтар ба Ӯ пок аст. Ва барои худашон писаронро, ки ба он рағбат доранд, мансуб медонанд. Чӣ ҷурме аз ин бузургтар аст?!

(58) Ва вақте ба якеи ин мушрикон аз вилодати духтар хабар дода шавад, аз нафраташ ба ин хабар чеҳрааш сиёҳ мегардад ва қалбаш аз андӯҳ пур мешавад. Вале ба Аллоҳ (ч) чизеро нисбат медиҳад, ки онро худ намеписандад.

(59) Аз бадии хабари зодани духтар, ки ба вай дода шуд, аз назари қавмаш пинҳон мегардад. Нафсаш ӯро ба васваса андохта мегӯяд: “**Оё ин духтарро бо вуҷуди хориву расвоӣ нигоҳ дорад ё ӯро зинда ба гӯр карда, зери хок пинҳон созад?**” Огоҳ бошед! Ҳукми мушрикон ниҳоят ҳукми бад аст. Зеро онҳо ба Аллоҳ (ч) чизеро нисбат доданд, ки онро барои худ намеписанданд.

(60) Он касоне, ки ба охират имон намеоранд, дорои сифати зишти танҳо дӯстдории писар, зинда зери хок кардани духтар, бемаърифатӣ ва куфранд ва Худо дорои сифоти баландтарини азамату тавонгарӣ ва илм аст. Ва Ӯ дар мулки Худ Ғолиб, дар офариниш, тадбири корҳо ва аҳкомаш Боҳикмат аст.

(61) Ва агар Аллоҳ (ч) мардумро ба сабаби зулму куфр азоб мекард, дар замин инсон ва ҳайвони ҷунбандаеро боқӣ намегузошт, валекин Ӯ онҳоро то мӯҳлати дар илмаш маълум ба таъхир мегузорад. Пас чун он мӯҳлат фаро расад, аз он ба андозаи андактарин лаҳза ақиб ва пеш намераванд.

(62) Ва барои Аллоҳ (ч) духтаронро, ки нисбат доданашонро барои худ намеписанданд, таъйин мекунанд ва забонашон дурӯғро талаффуз месозад, ки агар дубора зинда шуданашон ҳақиқат бошад, онҳо назди Аллоҳ (ч) мақоми нек доранд. Бешак, дӯзах аз онҳост ва дар он андохта шуда, ҳаргиз аз он намебароянд.

(63) Эй Паёмбар, савганд ба Худо, ба дурустӣ, Мо ба сӯи умматҳои пеш аз ту гузашта паёмбаронро фиристодем, пас Шайтон корҳои бади онҳоро аз ширку куфру гуноҳ барояшон ороиш дод. Пас Шайтон ба эътиқоди онҳо рӯзи қиёмат ёварашон аст. Бигузор, аз ӯ кӯмак хоҳанд. Ва онҳоро рӯзи охират азоби дардовар аст.

(64) Ва эй Паёмбар, Мо Қуръонро бар ту фуруд наовардем, магар барои он ки ба мардум он чиро аз яктопарастӣ, зинда гаштани баъди марг, аҳкоми шаръӣ, ки дар бораи он ихтилоф доранд, баён намоӣ ва то Қуръон барои касоне, ки ба Аллоҳ (ч), паёмбарон ва аҳкомаш имон меоранд, раҳнамо ва раҳмат бошад. Зеро аз ҳақиқат танҳо мӯъминон манфиат мебаранд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Баъзе аз нодониҳои мушрикон: мансуб донистани духтарон ба Аллоҳ (ч), нисбат додани писарон ба худ, нохушӣ аз таваллуди духтар, тағйир ёфтани чеҳра аз андӯҳи соҳиби духтар гаштан, ба сабаби он ки вилодати духтар боиси нангу шармандагӣ мегардад, қасди аз назари қавм пинҳон шудани баъзеи онҳо;

2.Мӯҳлат додан ба кофирон ва зуд ҳалок нашудан аз қонунҳои илоҳӣ мебошад. Аллоҳ (ч) фурсаташон медиҳад, то имон оранд ва тавба кунанд;

3.Асоситарин вазифаи Паёмбари Худо (с) баёни аҳкоми Қуръони карим, тавзеҳи мавзӯоти динӣ ва масъалаҳоест, ки миллатҳои мухталиф ва ҳавопарастон дар мавриди он ихтилоф кардаанд. Баъди баёни Паёмбар (с) ҳуҷҷати Парвардигор дар ҳаққи онҳо барпо мегардад ва дигар баҳона пеш оварда наметавонанд.

وَٱللَّهُ أَنزَلَ مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءً فَأَحْيَا بِهِ ٱلْأَرْضَ بَعْدَ مَوْتِهَآ ۚ إِنَّ فِى
ذَٰلِكَ لَءَايَةً لِّقَوْمٍ يَسْمَعُونَ ٦٥ وَإِنَّ لَكُمْ فِى ٱلْأَنْعَٰمِ لَعِبْرَةً ۖ نُّسْقِيكُم
مِّمَّا فِى بُطُونِهِۦ مِنۢ بَيْنِ فَرْثٍ وَدَمٍ لَّبَنًا خَالِصًا سَآئِغًا لِّلشَّٰرِبِينَ
٦٦ وَمِن ثَمَرَٰتِ ٱلنَّخِيلِ وَٱلْأَعْنَٰبِ تَتَّخِذُونَ مِنْهُ سَكَرًا وَرِزْقًا
حَسَنًا ۗ إِنَّ فِى ذَٰلِكَ لَءَايَةً لِّقَوْمٍ يَعْقِلُونَ ٦٧ وَأَوْحَىٰ رَبُّكَ إِلَى ٱلنَّحْلِ
أَنِ ٱتَّخِذِى مِنَ ٱلْجِبَالِ بُيُوتًا وَمِنَ ٱلشَّجَرِ وَمِمَّا يَعْرِشُونَ ٦٨ ثُمَّ
كُلِى مِن كُلِّ ٱلثَّمَرَٰتِ فَٱسْلُكِى سُبُلَ رَبِّكِ ذُلُلًا ۚ يَخْرُجُ مِنۢ بُطُونِهَا
شَرَابٌ مُّخْتَلِفٌ أَلْوَٰنُهُۥ فِيهِ شِفَآءٌ لِّلنَّاسِ ۗ إِنَّ فِى ذَٰلِكَ لَءَايَةً لِّقَوْمٍ
يَتَفَكَّرُونَ ٦٩ وَٱللَّهُ خَلَقَكُمْ ثُمَّ يَتَوَفَّىٰكُمْ ۚ وَمِنكُم مَّن يُرَدُّ إِلَىٰٓ
أَرْذَلِ ٱلْعُمُرِ لِكَىْ لَا يَعْلَمَ بَعْدَ عِلْمٍ شَيْـًٔا ۚ إِنَّ ٱللَّهَ عَلِيمٌ قَدِيرٌ ٧٠
وَٱللَّهُ فَضَّلَ بَعْضَكُمْ عَلَىٰ بَعْضٍ فِى ٱلرِّزْقِ ۚ فَمَا ٱلَّذِينَ فُضِّلُوا۟
بِرَآدِّى رِزْقِهِمْ عَلَىٰ مَا مَلَكَتْ أَيْمَٰنُهُمْ فَهُمْ فِيهِ سَوَآءٌ ۚ أَفَبِنِعْمَةِ
ٱللَّهِ يَجْحَدُونَ ٧١ وَٱللَّهُ جَعَلَ لَكُم مِّنْ أَنفُسِكُمْ أَزْوَٰجًا
وَجَعَلَ لَكُم مِّنْ أَزْوَٰجِكُم بَنِينَ وَحَفَدَةً وَرَزَقَكُم مِّنَ
ٱلطَّيِّبَٰتِ ۚ أَفَبِٱلْبَٰطِلِ يُؤْمِنُونَ وَبِنِعْمَتِ ٱللَّهِ هُمْ يَكْفُرُونَ ٧٢



65 Ва Аллоҳ (ч) аз осмон борон фуруд овард, пас ба воситаи он заминро баъд аз хушкиаш бо рӯёнидани растаниҳо зинда гардонид. Ба дурустӣ ки дар нозил сохтани борон аз осмон ва рӯёнидани растаниҳо барои қавме, ки сухани Аллоҳ (ч)-ро мешунаванд ва оиди он андеша мекунанд, далолати равшани исботкунанди қудрати илоҳӣ аст.

66 Ва эй мардум, ҳамоно дар чаҳорпоён (шутур, гов, гӯсфанд, буз) шуморо панде ҳаст. Зеро Мо шуморо аз пистони онҳо шире медиҳем, ки аз байни саргин ва хун покизаи барои нӯшандагон болаззату гуворо берун мешавад.

67 Ва дар меваҳои дарахти хурмо ва маҳсулоти токҳои ангур, ки рӯзиатон намудаем, шуморо панде аст. Аз он нӯшобаи масткунандае мегиред, ки ақлро тира месозад ва он шароби сохтаатон машруботи хуб нест ва аз баъзеаш ба мисли хурмову мавизу сиркову ширai хурмо рӯзии хуби судбахш мегиред. Бегуфтугӯ, дар он чи зикр гардид, барои қавме, ки ақлашонро кор мефармоянд, нишонаи қудрати илоҳӣ ва лутфаш бар бандагон аст. Зеро шахсони соҳибхирад аз ин аломатҳои қудрати Аллоҳ (ч) ибрат мегиранд.

68 Ва Парвардигорат ба занбури асал илҳом намуд ва ӯро ба ин мазмун раҳнамоӣ кард, ки: "**Аз кӯҳҳо ва дарахтон ва иморатҳои мардум, ки онро сақфдор месозанд, барои худ хонаҳо бигир.**

69 Сипас аз ҳар навъи меваҳои хостаат бихӯр ва дар роҳҳое, ки онро Парвардигорат илҳом намудааст, дар ҳоле ки он роҳҳо барои ту ром сохта шудаанд, равон бишав. Аз шиками он занбурҳо асале берун мешавад, ки рангаш гуногун аст. Дар байнаш ранги сафеду зарду ғайр аз он мавҷуд буда, дар асал мардумро шифо аст. Онҳо бо истифодаи асал бемориҳоро муолиҷа мекунанд. Ҳамоно дар илҳом фиристодан ба занбури асал ва асали аз шиками онҳо беруншаванда барои қавме, ки меандешанд, аломати қудрати илоҳӣ ва нишонаи далолаткунандаи чорасозии корҳои махлуқоташ аст. Танҳо хирадмандон аз ин аломатҳо дарси ибрат мегиранд.

70 Ва Аллоҳ (ч) шуморо бе намунаи собиқ халқ кард, сипас вақти сипарӣ шудани мӯҳлати зиндагиатон шуморо мемиронад ва умри баъзеатон то бадтарин марҳилаҳои он, ки пиронсолии аз ҳад зиёд аст, дароз мешавад, пас баъди ба пиронсолӣ расидан аз он чи дар гузашта медонист, чизеро надонад. Бешак, Аллоҳ (ч) Донои Тавоно аст. Амали бандагон аз Ӯ пӯшида нест ва чизе Ӯро нотавон намесозад.

71 Ва Аллоҳ (ч) баъзеи шуморо бар баъзеи дигар дар ризқ бартар гардонидааст. Баъзеро тавонгару гурӯҳи дигарро фақир ва як қисмро раҳбару қисми дигарро коргар сохтааст. Пас он хоҷагоне, ки Аллоҳ (ч) дар рӯзӣ ба онҳо бартарӣ додааст, он чиро Аллоҳ (ч) барояшон афзун бар ғуломонашон ато кардааст, дар байни хеш ва ғуломонашон шарик намесозанд, ки бо онҳо дар дороӣ шарикони баробар бошанд. Пас чӣ гуна аз бандагон барои Аллоҳ (ч) шариконро меписанданд, дар ҳоле ки ба худ розӣ нестанд, ки ғуломонашон бо онҳо шарик бошанд?! Ин зулми ниҳоят азим аст?! Кадом инкори неъматҳои Парвардигор аз ин бузургтар мешавад?! Оё неъматҳои илоҳиро инкор мекунанд?!

72 Ва эй мардум, Аллоҳ (ч) барои шумо аз навъи худи шумо ҳамсаронро офарид, ки бо онҳо унс гирифта, оромиш меёбед ва барои шумо аз ҳамсаронатон фарзандон ва наберагонро офарид ва ба шумо аз хӯрданиҳои пок ба мисли гӯшту донагиҳову меваҷот рӯзӣ дод. Пас оё ба бутҳои ботил имон меоранд ва ба неъматҳои бешумори Аллоҳ (ч), ки онро ҳисобида наметавонанд, носипосӣ карда, ба воситаи имон овардан шукри Ӯро ба ҷо намеоранд?!

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ таоло барои бандагонаш аз ҳосилоти дарахти хурмо ва токи ангур фоидаҳои зиёд офарид. Инчунин аз навъҳои дигари рӯзии неки тару тоза, ки бандагон истеъмол карда, дар хонаҳо онро захира мекунанд ва аз он хӯрданиву нӯшиданӣ месозанд, манфиатҳои бисёр қарор дод;

2.Офариниши занбури асал ва аз шикамаш берун шудани асали ширини вобаста ба замин ва чарогоҳ гуногунранг далели он аст, ки Аллоҳ таоло ба бандагонаш лутф дорад. Барои ҳамин бояд бандагон танҳо Ӯро дӯст доранд ва ҳоҷатҳои худро фақат аз Ӯ бихоҳанд, на аз махлуқот;

3.Аз ҷумлаи эҳсонҳои бузурги Аллоҳ (ч) ба бандагон он аст, ки барояшон ҳамсар офарид, то бо ин роҳ оромиш ҳосил кунанд ва аз ҳамсаронашон фарзанд офарид, то чашмашон бо дидани онҳо рӯшан гардад ва фарзандон ба падару модарашон хидмат карда, ниёзашонро ба ҷо оранд ва аз чанд ҷиҳат ба волидайн фоида расонанд.

وَيَعۡبُدُونَ مِن دُونِ ٱللَّهِ مَا لَا يَمۡلِكُ لَهُمۡ رِزۡقٗا مِّنَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلۡأَرۡضِ شَيۡـٔٗا وَلَا يَسۡتَطِيعُونَ ٧٣ فَلَا تَضۡرِبُواْ لِلَّهِ ٱلۡأَمۡثَالَۚ
إِنَّ ٱللَّهَ يَعۡلَمُ وَأَنتُمۡ لَا تَعۡلَمُونَ ٧٤ ۞ ضَرَبَ ٱللَّهُ مَثَلًا عَبۡدٗا ربع الحزب ٢٨
مَّمۡلُوكٗا لَّا يَقۡدِرُ عَلَىٰ شَيۡءٖ وَمَن رَّزَقۡنَٰهُ مِنَّا رِزۡقًا حَسَنٗا
فَهُوَ يُنفِقُ مِنۡهُ سِرّٗا وَجَهۡرًاۖ هَلۡ يَسۡتَوُۥنَۚ ٱلۡحَمۡدُ لِلَّهِۚ
بَلۡ أَكۡثَرُهُمۡ لَا يَعۡلَمُونَ ٧٥ وَضَرَبَ ٱللَّهُ مَثَلٗا رَّجُلَيۡنِ
أَحَدُهُمَآ أَبۡكَمُ لَا يَقۡدِرُ عَلَىٰ شَيۡءٖ وَهُوَ كَلٌّ عَلَىٰ مَوۡلَىٰهُ
أَيۡنَمَا يُوَجِّههُّ لَا يَأۡتِ بِخَيۡرٍ هَلۡ يَسۡتَوِي هُوَ وَمَن يَأۡمُرُ
بِٱلۡعَدۡلِ وَهُوَ عَلَىٰ صِرَٰطٖ مُّسۡتَقِيمٖ ٧٦ وَلِلَّهِ غَيۡبُ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۚ وَمَآ أَمۡرُ ٱلسَّاعَةِ إِلَّا كَلَمۡحِ
ٱلۡبَصَرِ أَوۡ هُوَ أَقۡرَبُۚ إِنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٞ ٧٧
وَٱللَّهُ أَخۡرَجَكُم مِّنۢ بُطُونِ أُمَّهَٰتِكُمۡ لَا تَعۡلَمُونَ شَيۡـٔٗا
وَجَعَلَ لَكُمُ ٱلسَّمۡعَ وَٱلۡأَبۡصَٰرَ وَٱلۡأَفۡـِٔدَةَ لَعَلَّكُمۡ
تَشۡكُرُونَ ٧٨ أَلَمۡ يَرَوۡاْ إِلَى ٱلطَّيۡرِ مُسَخَّرَٰتٖ فِي جَوِّ ٱلسَّمَآءِ
مَا يُمۡسِكُهُنَّ إِلَّا ٱللَّهُۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَٰتٖ لِّقَوۡمٖ يُؤۡمِنُونَ ٧٩



(73) Ва ин мушрикон ғайри Аллоҳ (ҷ) бутҳоеро мепарастанд, ки ба онҳо молики додани ягон навъи ризқ аз осмонҳову замин нестанд ва қудраташро низ надоранд. Зеро онҳо мавҷудоти беҷон ва бедонишанд.

(74) Пас, эй мардум, аз бутҳое, ки зиён ва суд оварда наметавонанд, барои Аллоҳ (ҷ) монандҳо қарор надиҳед. Зеро Ӯ монанд надорад, ки дар ибодат онро шарикаш гардонед. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ҷ) сифатҳои ифодагари азамат ва камолеро, ки лоиқи Ӯст, медонад ва шумо инро намедонед. Бинобар ин, аз ширк парҳезед ва даъво накунед, ки байни Аллоҳ (ҷ) ва бутҳои шумо монандӣ вуҷуд дорад.

(75) Ва Аллоҳ (ҷ) барои радди мушрикон ғуломи аз кору фаъолият нотавонеро, ки барои садақа додан мол надорад ва инсони озодеро, ки ба ӯ аз наздаш моли ҳалол дод, он гуна ки хоҳад, озодона молашро кор мефармояд, пас аз баъзеи он ба табъи дилаш дар ниҳон ва ошкор харҷ менамояд, мисол овардааст. Ин ду шахс бо ҳам баробар нестанд. Чӣ гуна шумо Аллоҳ (ҷ)-ро, ки Молики мавҷудот буда, дар мулкаш ҳар чи хоҳад, мекунад, бо бутҳои нотавонатон баробар месозед?! Инҳо ҳаргиз баробар нестанд. Ситоиш Аллоҳ (ҷ)-ро, ки лоиқи сутудан аст. Балки бештари мушрикон ягонагӣ ва арзандагии Аллоҳ (ҷ)-ро дар ибодат намедонанд.

(76) Ва Аллоҳ (ҷ) дар радди мушрикон ду мардеро мисол оварда, ки якеи он кару гунг буда, намешунавад, сухан гуфта наметавонад ва аз сабаби ношунавоӣ ва гунгӣ намефаҳмад, аз фоида расонидан ба худ ва дигарон оҷиз мебошад ва ӯ барои сарпарасташ бори гарон аст, ба ҳар ҷо ӯро фиристад, некӣ намеорад ва ба матлуб намерасад. Оё шахси зикршуда бо касе, ки шунаво ва гӯё аст, фоидааш ба дигарон мерасад, мардумро ба адолатпарварӣ дастур медиҳад ва дар роҳи рост қарор дорад, баробар аст?! Пас эй мушрикон, чӣ гуна шумо Аллоҳи Дорои сифатҳои азамату камолро бо бутҳое, ки кару гунг ва аз суд овардан ва дур сохтани зарар оҷизанд, баробар месозед?!

(77) Ва илми ғайби осмонҳо ва замин танҳо аз Аллоҳ (ҷ) аст. Фақат Ӯ дар ин боб дониш дорад ва касе аз махлуқот дар бораи ғайб дониш надорад. Ва яқинан васфи қиёмат, ки аз масоили ғайбист, ба эътибори суръати воқеъ гаштанаш монанди пӯшидан ва кушодани пилки чашм, балки аз ин ҳам наздиктар аст. Яқинан Аллоҳ (ҷ) бар ҳама чиз Қодир аст. Ҳеҷ чиз Ӯро нотавон намегардонад. Вақте пайдоиши чизеро хоҳад, бо гуфтани "**Пайдо шав**", он пайдо мешавад.

(78) Ва эй мардум, Аллоҳ (ҷ) шуморо аз шиками модаронатон баъд аз гузаштани мӯҳлати бордорӣ дар ҳолати тифлӣ, ки чизеро дарк намекардед, берун сохт ва барои шумо ҳисси шунавоӣ ва ҳисси биноӣ ва дилҳоро офарид, ки шунавед, бинед ва дарк кунед. Ин неъматҳоро бароятон ато кард, то барои лутфу эҳсонҳояш шукри Ӯро ба ҷо оред.

(79) Оё мушрикон ба парандагон нигоҳ намекунанд, ки ромшуда буда, бо болҳои барояшон бахшидаи Аллоҳ (ҷ) ва мусоид будани фазо омодаи парвозанд?! Аллоҳ (ҷ) ба он парандагон ҷамъ ва паҳн сохтани болҳоро илҳом намудааст. Онҳоро дар осмон аз афтодан ба замин ҷуз Аллоҳи Тавоно касе нигоҳ намедорад. Ба дурустӣ ки дар ин ром сохтан ва аз афтодан нигоҳ доштани парандагон барои қавме, ки ба Аллоҳ (ҷ) имон меоранд, аломатҳои қудрати илоҳӣ аст. Мӯъминон аз ин аломат ва ибратҳо манфиат мебаранд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аллоҳ (ҷ) дар мавриди тақсими рӯзӣ миёни бандагон ҳикмати азим дорад. Зеро онҳоро ба тавонгару тангдасту миёнаҳол ҷудо кардааст, то олами ҳастӣ такомул ёбад, мардум бо якдигар ҳамзистӣ дошта бошанд ва баъзеи онҳо ба баъзеи дигар хидмат кунанд;

2.Ду мисоли дар оятҳои карима мазкур гумроҳии мушрикон ва ботил будани бутпарастиро ифода мекунад. Зеро бояд маъбуди барҳақ молики ҳамаи мавҷудот буда, ба анҷоми корҳо, фоида расонидан ба обидон ва дастур додан ба некиву адолатпарварӣ қудрат дошта бошад;

3.Аз ҷумлаи лутфу эҳсонҳои Парвардигор ва нишонаҳои қудрати Ӯ он аст, ки бандагонро аз шиками модарҳояшон офарид, ҳол он ки он замон дониш надоштанд, баъдан ба онҳо василаҳои касби илмро бахшид. Ҳисси шунавоӣ, биноӣ ва қалб аз абзори касби илманд. Инсонҳо ба ҳамин воситаҳо дониш мегиранд ва масъалаҳоро дарк мекунанд.

وَٱللَّهُ جَعَلَ لَكُم مِّنۢ بُيُوتِكُمۡ سَكَنٗا وَجَعَلَ لَكُم مِّن جُلُودِ
ٱلۡأَنۡعَٰمِ بُيُوتٗا تَسۡتَخِفُّونَهَا يَوۡمَ ظَعۡنِكُمۡ وَيَوۡمَ إِقَامَتِكُمۡ
وَمِنۡ أَصۡوَافِهَا وَأَوۡبَارِهَا وَأَشۡعَارِهَآ أَثَٰثٗا وَمَتَٰعًا إِلَىٰ حِينٖ ٨٠
وَٱللَّهُ جَعَلَ لَكُم مِّمَّا خَلَقَ ظِلَٰلٗا وَجَعَلَ لَكُم مِّنَ
ٱلۡجِبَالِ أَكۡنَٰنٗا وَجَعَلَ لَكُمۡ سَرَٰبِيلَ تَقِيكُمُ
ٱلۡحَرَّ وَسَرَٰبِيلَ تَقِيكُم بَأۡسَكُمۡۚ كَذَٰلِكَ يُتِمُّ نِعۡمَتَهُۥ
عَلَيۡكُمۡ لَعَلَّكُمۡ تُسۡلِمُونَ ٨١ فَإِن تَوَلَّوۡاْ فَإِنَّمَا عَلَيۡكَ
ٱلۡبَلَٰغُ ٱلۡمُبِينُ ٨٢ يَعۡرِفُونَ نِعۡمَتَ ٱللَّهِ ثُمَّ يُنكِرُونَهَا
وَأَكۡثَرُهُمُ ٱلۡكَٰفِرُونَ ٨٣ وَيَوۡمَ نَبۡعَثُ مِن كُلِّ أُمَّةٖ
شَهِيدٗا ثُمَّ لَا يُؤۡذَنُ لِلَّذِينَ كَفَرُواْ وَلَا هُمۡ يُسۡتَعۡتَبُونَ
٨٤ وَإِذَا رَءَا ٱلَّذِينَ ظَلَمُواْ ٱلۡعَذَابَ فَلَا يُخَفَّفُ عَنۡهُمۡ وَلَا هُمۡ
يُنظَرُونَ ٨٥ وَإِذَا رَءَا ٱلَّذِينَ أَشۡرَكُواْ شُرَكَآءَهُمۡ قَالُواْ
رَبَّنَا هَٰٓؤُلَآءِ شُرَكَآؤُنَا ٱلَّذِينَ كُنَّا نَدۡعُواْ مِن دُونِكَۖ
فَأَلۡقَوۡاْ إِلَيۡهِمُ ٱلۡقَوۡلَ إِنَّكُمۡ لَكَٰذِبُونَ ٨٦ وَأَلۡقَوۡاْ إِلَى
ٱللَّهِ يَوۡمَئِذٍ ٱلسَّلَمَۖ وَضَلَّ عَنۡهُم مَّا كَانُواْ يَفۡتَرُونَ ٨٧



80 Ва Аллоҳ (ч) аз хонаҳоятон, ки онро аз сангу ғайри он месозед, барои шумо маҳалли қарор ва роҳат гардонид ва бароятон аз пӯстҳои шутурону говону гӯсфандон дар саҳро ба мисли хонаҳои истиқоматӣ хаймаҳо ва чодарҳо қарор дод, ки ҳангоми аз як ҷо ба ҷое кӯчиданатон ва ҳангоми дар ҷое фуруд омаданатон насби он сабук ва осон аст ва барои шумо аз пашмҳои гӯсфандон ва куркҳои шутурон ва мӯйҳои бузон матои хонаҳо ва либосҳову рӯпӯшҳо қарор дод, ки аз он то вақти муайян баҳра мебаред.

81 Ва Аллоҳ (ч) барои шумо аз дарахтон ва иморатҳо воситаеро падид овард, ки аз шиддати гармо аз он соя меҷӯед ва барои шумо аз кӯҳҳо гузаргоҳҳои махфӣ, ғорҳо ва мағорҳоро падид овард, ки дар он аз сардӣ, гармӣ ва душман пинҳон мешавед ва барои шумо аз пунба ва ғайри он курта ва дигар навъи либосҳоро қарор дод, ки гармӣ ва сардиро аз шумо дур месозад ва барои шумо зиреҳҳоро қарор дод, ки дар ҳолати ҷанг шуморо аз зарби тирҳои баъзеатон ҳимоят мекунад ва ба ҷисматон намеравад. Аллоҳ (ч) ҳамин гуна неъматҳояшро бароятон комил месозад, то танҳо ба Ӯ таслим шавед ва аз ширк бипарҳезед.

82 Пас, эй Паёмбар, агар онҳо аз имон овардан ва тасдиқи ойинат рӯй тобанд, ин ба ту зиён намерасонад, зеро масъулияти ту танҳо аз он иборат аст, ки пайғоми Аллоҳ (ч)-ро ба таври возеҳ бирасонӣ. Маҷбур сохтани онҳо ба ҳидоят кори ту нест.

83 Мушрикон он неъматҳоеро, ки Аллоҳ (ч) ба онҳо инъом кардааст, аз ҷумла неъмати фиристодани Паёмбарро мешиносанд, сипас бо носипосӣ ва дурӯғ шумурдан неъматҳоро инкор мекунанд ва бештари онҳо мункирони эҳсони илоҳӣ ҳастанд.

84 Ва эй Паёмбар, он рӯзеро ёд кун, ки Мо аз ҳар уммат паёмбари ба сӯяшон фиристодаи Худро бармеангезем, ки бар имони мӯъминон ва куфри кофирон шаҳодат медиҳад, сипас ба кофирон иҷозат дода намешавад, ки барои куфрашон узр пеш биёranд ва дубора ба дунё баргардонида намешаванд, то корҳое кунанд, ки Парвардигорашон аз онҳо розӣ шавад. Зеро охират манзили ҳисоб аст. Он ҷои амал нест.

85 Ва вақте ситамкорони мушрик азобро мушоҳида кунанд, пас азоб аз онҳо сабук сохта намешавад ва бо таъхири азоб ба онҳо мӯҳлат дода намешавад, балки ба таври абадӣ вориди дӯзах мегарданд.

86 Ва чун мушрикон дар охират маъбудҳояшонро, ки ҷуз Аллоҳ (ч) мепарастанд, бинанд, мегӯянд: "**Эй Парвардигори мо, маъбудҳои мо, ки ғайр аз Ту мепарастидем, инҳо ҳастанд**." Мушрикон инро ба он хотир мегӯянд, то гуноҳи худро бар бутҳояшон ҳавола кунанд. Пас Аллоҳ (ч) маъбудҳои онҳоро гӯё мегардонад ва дар радди даъвои онҳо мегӯянд: "**Эй мушрикон, ба дурустӣ ки шумо дар он ки шарикони Аллоҳ (ч)-ро мепарастидед, дурӯғ мегӯед. Зеро Ӯ бемислу монанд буда, шарик надорад**."

87 Ва мушрикон он рӯз ба Аллоҳ (ч) таслим мешаванд ва даъвои бофтаашон, ки гӯё бутҳояшон назди Аллоҳ (ч) шафоаташон мекунанд, аз онҳо зоеъ ва ботил мегардад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Оятҳои карима далолаткунандаи он аст, ки дар ҳамаи корҳо истифода бурдан аз пашмҳои чорпоён, аз ҷумла дар хонаҳо ва палоси он дуруст аст;

2.Неъмати зиёд аз сабабҳоест, ки бояд банда шукр ва ситоиши Аллоҳ таолоро бештар анҷом диҳад;

3.Гувоҳе, ки рӯзи қиёмат барои ҳар як уммат шоҳидӣ медиҳад, пок ва одилтарин шоҳидонанд. Онҳо фиристодагони Худоянд. Вақте онҳо шоҳидӣ медиҳанд, ҳукми илоҳӣ ҷорӣ мешавад;

4.Ин сухани Парвардигор: "...**ва барои шумо зиреҳҳоро гардонид, ки дар ҳолати ҷанг шуморо аз зарбаҳо ва тирҳои баъзеатон нигоҳ медорад, силоҳ ба бадан намедарояд**..." далели он аст, ки бояд мӯъминон васоили ҷиҳодро омода созанд, то дар ҷанги душман аз он истифода баранд.

ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ وَصَدُّواْ عَن سَبِيلِ ٱللَّهِ زِدۡنَٰهُمۡ عَذَابٗا
فَوۡقَ ٱلۡعَذَابِ بِمَا كَانُواْ يُفۡسِدُونَ ٨٨ وَيَوۡمَ نَبۡعَثُ فِي
كُلِّ أُمَّةٖ شَهِيدًا عَلَيۡهِم مِّنۡ أَنفُسِهِمۡۖ وَجِئۡنَا بِكَ
شَهِيدًا عَلَىٰ هَٰٓؤُلَآءِۚ وَنَزَّلۡنَا عَلَيۡكَ ٱلۡكِتَٰبَ تِبۡيَٰنٗا لِّكُلِّ
شَيۡءٖ وَهُدٗى وَرَحۡمَةٗ وَبُشۡرَىٰ لِلۡمُسۡلِمِينَ ٨٩ ۞إِنَّ ٱللَّهَ نصف الحزب ٤٨
يَأۡمُرُ بِٱلۡعَدۡلِ وَٱلۡإِحۡسَٰنِ وَإِيتَآيِٕ ذِي ٱلۡقُرۡبَىٰ وَيَنۡهَىٰ عَنِ
ٱلۡفَحۡشَآءِ وَٱلۡمُنكَرِ وَٱلۡبَغۡيِۚ يَعِظُكُمۡ لَعَلَّكُمۡ تَذَكَّرُونَ
٩٠ وَأَوۡفُواْ بِعَهۡدِ ٱللَّهِ إِذَا عَٰهَدتُّمۡ وَلَا تَنقُضُواْ ٱلۡأَيۡمَٰنَ
بَعۡدَ تَوۡكِيدِهَا وَقَدۡ جَعَلۡتُمُ ٱللَّهَ عَلَيۡكُمۡ كَفِيلًاۚ إِنَّ
ٱللَّهَ يَعۡلَمُ مَا تَفۡعَلُونَ ٩١ وَلَا تَكُونُواْ كَٱلَّتِي نَقَضَتۡ
غَزۡلَهَا مِنۢ بَعۡدِ قُوَّةٍ أَنكَٰثٗا تَتَّخِذُونَ أَيۡمَٰنَكُمۡ دَخَلَۢا
بَيۡنَكُمۡ أَن تَكُونَ أُمَّةٌ هِيَ أَرۡبَىٰ مِنۡ أُمَّةٍۚ إِنَّمَا يَبۡلُوكُمُ ٱللَّهُ
بِهِۦۚ وَلَيُبَيِّنَنَّ لَكُمۡ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ مَا كُنتُمۡ فِيهِ تَخۡتَلِفُونَ
٩٢ وَلَوۡ شَآءَ ٱللَّهُ لَجَعَلَكُمۡ أُمَّةٗ وَٰحِدَةٗ وَلَٰكِن يُضِلُّ مَن
يَشَآءُ وَيَهۡدِي مَن يَشَآءُۚ وَلَتُسۡـَٔلُنَّ عَمَّا كُنتُمۡ تَعۡمَلُونَ ٩٣



88 Касоне, ки ба Аллоҳ (ч) кофир мешаванд ва дигаронро аз роҳи Аллоҳ (ч) бармегардонанд, ба сабаби он ки худ фосиданд ва бо гумроҳ сохтани бандагон фасодкорӣ мекарданд, азоби онҳоро бар азобашон, ки аз рӯи куфр дучори он мешаванд, афзун мегардонем.

89 Ва эй Паёмбар, рӯзеро ёд кун, ки Мо дар байни ҳар як уммат паёмбареро бармеангезем, ки бар имон ё куфрашон шоҳидӣ медиҳад, он паёмбар аз навъи худи онҳо буда, бо забонашон гап мезанад ва туро эй Паёмбар, бар ҳама умматҳо ба сифати шоҳид меорем. Ва Қуръонро бар ту бо мақсади баёни ҳалолу ҳаром, подошу уқубат ва ғайра, ки ба тавзеҳ ниёз дорад ва барои раҳнамоии мардум ба роҳи рост ва барои мӯъминони боамал раҳмат ва муждарасон ба неъмати абадии охират нозил кардем.

90 Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) бандагонашро ба адолат (**адои ҳуқуқи Холиқу махлуқ, дар доварӣ касеро аз касе бартар насохтан, магар дар сурати мавҷудияти омилҳои бартарӣ**) ва ба некӯкорӣ (**иҷрои садақаи ихтиёрӣ ва гузаштан аз гуноҳи золим**) ва ба додани он чи мавриди ниёзи хешовандон аст, дастур медиҳад ва аз ҳама гуфторҳо ва кирдорҳои зишт ба мисли сухани фаҳш ва зино ва аз он чи бо шариат мухолиф аст /**кулли гуноҳон**/ ва дар муносибат бо мардум аз ситам ва такаббур қатъиян наҳй мекунад. Аллоҳ (ч) шуморо бо он чи дар ин оят амр ва аз он чи наҳй намуд, андарз медиҳад, то аз он панд гиред.

91 Ва ба паймони бо Аллоҳ (ч) ва мардум бастаатон вафо кунед ва баъд аз он ки савгандҳоятонро бо номи Аллоҳ (ч) устувор сохтед, онро нашиканед ва яқинан вақте шумо савганд хӯрдед, ки ба аҳди бастаатон вафо мекунед, Аллоҳ (ч)-ро бар худ гувоҳ гардонидаед. Бешак, он чиро анҷом медиҳед, Аллоҳ (ч) медонад. Чизе аз Ӯ махфӣ нест ва шуморо ба сазои аъмолатон мерасонад.

92 Ва бо паймоншиканӣ бехирадӣ накунед. Монанди зане, ки дар бофтани пашм ё пунбааш ранҷ мекашад ва онро мустаҳкам месозад, сипас он бофтаро вайрон намуда, ба сурати қаблиаш табдил медиҳад. Ин зан дар бофтан ва вайрон кардани он заҳмат кашид, вале ба мақсуд нарасид. Набояд савгандҳои худро василаи макру фиреб қарор дода, ба хотири он ки адади уммати шумо аз уммати душманонатон бештар ва қавитар бошад, ҳамдигарро бифиребед. Яқинан Аллоҳ (ч) шуморо бо вафо ба паймон, ки оё онро иҷро мекунед ё мешиканед, месанҷад?! Ва бегуфтугӯ, Аллоҳ (ч) дар рӯзи қиёмат ба шумо он чиро дар дунё дар бораи ихтилоф мекардед, баён сохта, ҳақро аз ноҳақ ва ростгӯйро аз дурӯғгӯй ҷудо мегардонад.

93 Ва агар Аллоҳ (ч) мехост, шуморо дар роҳи ҳақиқат уммати якнавохт месохт, вале Ӯ бо адлаш ҳар киро хоҳад, бо маҳрум кардан аз ҳидоят ба сӯи ҳақиқат ва бевафоӣ гумроҳ месозад ва ба ҳар ки хоҳад, аз бо фазлаш тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақиқат ва вафодориро медиҳад. Ва бегумон шумо рӯзи қиёмат аз он чи дар дунё анҷом медодед, пурсида мешавед.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Кофироне, ки дар дунё мардумро аз роҳи Худо мегардонданд, азобашон рӯзи қиёмат ба сабаби дар дунё аз роҳи куфр ва маъсият фасодкорӣ кардан дучанд мегардад;

2.Замин аз аҳли салоҳ ва илм холӣ намешавад. Онҳо пешвоёни ҳидоят, ҷонишинони паёмбарон ва олимони муҳофизи шариат ҳастанд;

3.Оятҳои мазкур пояҳои асосии ҷомеаи исломӣ дар зиндагонии хусусӣ ва умумии фарду ҷамоату давлатро мушаххас кардааст;

4.Оятҳои мазкур ришваситонӣ ва бо роҳи аҳдшиканӣ гирифтани моли мардумро манъ кардааст.




(94) Ва савгандҳоятонро бо пайравӣ ба хоҳишоти нафсатон василаи фиреби якдигар нагардонед, ки ҳар вақт дилатон хоҳад, онро шиканед ва ҳар вақт дилатон хоҳад, ба он вафо кунед. Пас агар чунин кардед, ба дурустӣ ки қадаматон баъд аз устуворӣ дар роҳи рост аз он мелағжад ва ба сабаби он ки худ аз роҳи Аллоҳ (ҷ) гумроҳ мешавед ва дигаронро гумроҳ месозед, азобро мечашед ва шуморо азоби дучанд аст.

(95) Ва паймони Аллоҳ (ҷ)-ро бо ивази андак, ки барои аҳдшиканӣ ва бевафоӣ мегиред, иваз накунед. Бешак, он чи назди Аллоҳ (ҷ) дар дунё аз пирӯзиву ғанимат ва дар охират аз неъмати абадӣ мавҷуд аст, бароятон аз бадали андаке, ки аз паймоншиканӣ касб мекунед, беҳтар мебошад, агар инро медонистед.

(96) Эй мардум, ҳар он чи аз молу неъмат доред агарчи зиёд аст, аз байн меравад ва подоши назди Аллоҳ (ҷ) поянда мемонад. Пас чӣ гуна неъмати фониро аз подоши абадӣ муқаддам мегузоред?! Ва касонеро, ки ба аҳдашон сабр карда, онро намешикананд, аз он чи аз ибодатҳо анҷом медиҳанд, подоши беҳтар медиҳем. Дар ивази як некӣ аз даҳ то ҳафсад баробар, балки аз он бештар аҷр мегиранд.

(97) Ва ҳар ки новобаста аз мард ё зан будан кори неки мутобиқи шариат анҷом диҳад, дар ҳоле ки ба Аллоҳ (ҷ) имон дошта бошад, пас бешак, ба ӯ дар дунё бо розӣ шудан ба тақдир, қаноатмандӣ ва тавфиқ ба ибодат зиндагии хуш мебахшем ва дар охират савобашро аз корҳои шоистае, ки дар дунё анҷом медод, беҳтар медиҳем.

(98) Пас эй Паёмбар, вақте қасди тиловати Қуръон мекунӣ, пас ба Аллоҳ (ҷ) аз васвасаи Шайтони аз раҳматаш рондашуда паноҳ бибар.

(99) Ба дурустӣ, Шайтон бар касоне, ки ба Аллоҳ (ҷ) имон доранд ва дар корҳояшон танҳо ба Парвардигорашон такя мекунанд, тасаллут надорад.

(100) Ҳамоно тасаллути Шайтон ба воситаи васвасаҳо бар касоне аст, ки ӯро дӯст мегиранд ва дар иғвогариаш аз вай итоат мекунанд ва инчунин бар касоне фармонравоӣ дорад, ки ба сабаби иғвогарии ӯ ба Аллоҳ (ҷ) ширк оварда, махлуқотро мепарастанд.

(101) Ва вақте ҳукми ояте аз Қуръонро бо ояти дигар мансух созем /ва Аллоҳ (ҷ) бо ҳикматаш он чиро мансух месозад ва он чиро мансух намесозад, беҳтар медонад/ кофирон гӯянд: “**Эй Муҳаммад, ҳамоно ту дар ҳаққи Худо дурӯғ мебофӣ**.” Балки бештари онҳо намедонанд, ки насхи оятҳо аз рӯи ҳикматҳои азим сурат мегирад.

(102) Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Қуръонро Ҷабраил (а) аз назди Аллоҳ (ҷ) бо ҳақиқате, ки дар он иштибоҳу дигаргунӣ нест, фуруд овардааст, то мӯъминонро ҳар вақте ки ояти ҷадид фуруд омада, баъзеаш мансух шавад, устувор гардонад ва барои мусалмонон раҳнамои сӯи ростӣ ва бо савобе, ки дар охират ба даст меоранд, муждарасон бошад**.”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Амали шоистаи бо имон қарин зиндагониро хуш мегардонад;

2.Ягона роҳи расидан ба солим мондан аз шарри Шайтон паноҳ бурдан ба Аллоҳ таоло мебошад;

3.Бояд мӯъминон Қуръонро барои худ пешво қарор диҳанд. Бар асоси донишҳои он парвариш ёбанд, бо одобу ахлоқаш ороста гарданд, аз нураш рӯшноӣ ҷӯянд. Танҳо ба ҳамин роҳ корҳои динӣ ва дунявии онҳо мураттаб мегардад;

4.Насхи аҳкоми Қуръони карим дар замони нузули он барои ҳикматҳои муайян рух додааст. Ҳикмати насхи аҳкоми илоҳӣ риояи манфиатҳо, ҳодисаҳо ва тағйирёбии ҳолатҳои башарӣ мебошад.

وَلَقَدۡ نَعۡلَمُ أَنَّهُمۡ يَقُولُونَ إِنَّمَا يُعَلِّمُهُۥ بَشَرٞۗ لِّسَانُ
ٱلَّذِي يُلۡحِدُونَ إِلَيۡهِ أَعۡجَمِيّٞ وَهَٰذَا لِسَانٌ عَرَبِيّٞ مُّبِينٌ
١٠٣ إِنَّ ٱلَّذِينَ لَا يُؤۡمِنُونَ بِـَٔايَٰتِ ٱللَّهِ لَا يَهۡدِيهِمُ ٱللَّهُ
وَلَهُمۡ عَذَابٌ أَلِيمٌ ١٠٤ إِنَّمَا يَفۡتَرِي ٱلۡكَذِبَ ٱلَّذِينَ
لَا يُؤۡمِنُونَ بِـَٔايَٰتِ ٱللَّهِۖ وَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡكَٰذِبُونَ ١٠٥
مَن كَفَرَ بِٱللَّهِ مِنۢ بَعۡدِ إِيمَٰنِهِۦٓ إِلَّا مَنۡ أُكۡرِهَ وَقَلۡبُهُۥ
مُطۡمَئِنُّۢ بِٱلۡإِيمَٰنِ وَلَٰكِن مَّن شَرَحَ بِٱلۡكُفۡرِ
صَدۡرٗا فَعَلَيۡهِمۡ غَضَبٞ مِّنَ ٱللَّهِ وَلَهُمۡ عَذَابٌ عَظِيمٞ
١٠٦ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمُ ٱسۡتَحَبُّواْ ٱلۡحَيَوٰةَ ٱلدُّنۡيَا عَلَى
ٱلۡأٓخِرَةِ وَأَنَّ ٱللَّهَ لَا يَهۡدِي ٱلۡقَوۡمَ ٱلۡكَٰفِرِينَ
١٠٧ أُوْلَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ طَبَعَ ٱللَّهُ عَلَىٰ قُلُوبِهِمۡ وَسَمۡعِهِمۡ
وَأَبۡصَٰرِهِمۡۖ وَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلۡغَٰفِلُونَ ١٠٨ لَا جَرَمَ
أَنَّهُمۡ فِي ٱلۡأٓخِرَةِ هُمُ ٱلۡخَٰسِرُونَ ١٠٩ ثُمَّ إِنَّ رَبَّكَ
لِلَّذِينَ هَاجَرُواْ مِنۢ بَعۡدِ مَا فُتِنُواْ ثُمَّ جَٰهَدُواْ
وَصَبَرُوٓاْ إِنَّ رَبَّكَ مِنۢ بَعۡدِهَا لَغَفُورٞ رَّحِيمٞ ١١٠



103 Ва Мо медонем, ки мушрикон мегӯянд: “**Ба дурустӣ ки ин Қуръонро ба Муҳаммад (с) одамӣ таълим медиҳад**.” Ва онҳо дар ин даъвои хеш дурӯғгӯянд. Зеро забони касе, ки ба даъвои мушрикон ба Паёмбар (с) Қуръонро таълим додааст, аҷамӣ ва ин Қуръон бо забони равшани арабии дорои балоғати баланд нозил шудааст. Пас чӣ гуна даъво мекунанд, ки Паёмбар (с) ин онро аз марди аҷамӣ гирифтааст?!

104 Бешубҳа, касоне имон намеоранд, ки ин оятҳо аз назди Аллоҳ (ч) нозил шудааст, модоме бар ин эътиқоди худ пофишорӣ мекунанд, Аллоҳ (ч) ба онҳо тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро намедиҳад ва онҳоро ба сабаби куфр варзидан ва дурӯғ донистани оятҳо азоби дардовар аст.

105 Муҳаммад (с) дар он чи аз назди Парвардигораш овардааст, дурӯғгӯй нест. Яқинан касоне дурӯғ мебофанд, ки ба оятҳои Аллоҳ (ч) бовар надоранд. Чунки онҳо аз азоб намеҳаросанд ва ба савоб умедвор нестанд. Ва ин ҷамоаи бо куфр тавсифшуда дурӯғгӯёни воқеӣ ҳастанд. Зеро дурӯғгӯӣ одати доимии онҳо аст.

106 Ҳар ки баъди имон овардан ба Аллоҳ (ч) кофир гардад /магар касе, ки дар гуфтани сухани куфр маҷбур шавад, пас бо забонаш куфр гӯяд ва дилаш бо имон осуда бошад/, вале касе, ки синаашро бо куфр боз карда, онро баргузинад ва ихтиёран сухани куфр гӯяд, чунин касон аз Ислом баргашта буда, пас бар онҳо ғазаби Аллоҳ (ч) фуруд меояд ва онҳоро азоби азим аст.

107 Ин баргаштанашон аз Ислом ба он сабаб аст, ки онҳо матои ночизи ҳаёти дунёро бар охират тарҷеҳ додаанд ва Аллоҳ (ч) ба қавми кофир тавфиқи ҳидоят ба имонро намедиҳад, балки онҳоро аз тавфиқ маҳрум месозад.

108 Ин ҷамоаи тавсифшуда ба баргаштан аз Ислом касонеанд, ки Аллоҳ (ч) бар дил ва гӯш ва чашмашон мӯҳр ниҳода, ба ҳамин сабаб онҳо пандро намефаҳманд, онро ба таври судбахш намешунаванд ва аломатҳои ба сӯи имон далолаткунандаро намебинанд. Ва дар ҳақиқат ин гурӯҳи мавсуф аз сабабҳои хушбахтиву бадбахтӣ ва азобе, ки Аллоҳ (ч) барояшон омода сохтааст, ғофиланд.

109 Ҳаққо, ки онҳо рӯзи қиёмат зиёнкорони ҳақиқие ҳастанд, ки ба сабаби баъд аз имон овардан кофир гаштан бар ҷони хештан зарар расониданд, зеро агар бо имон мемонданд, дохили ҷаннат мешуданд.

110 Сипас, яқинан Парвардигори ту Паёмбар барои мӯъминони нотавон, ки баъди аз сӯи мушрикон мавриди озор қарор гирифтан ва дар динашон озмоиш шудан, ҳатто калимаи куфр ба забон оварданд, дар ҳоле ки дилашон осудаи имон буд, онҳо баъди ин ранҷҳо аз Макка ба Мадина ҳиҷрат карданд, баъдан бо мақсади пирӯз шудани Ислом ва шикасти куфр дар роҳи Аллоҳ (ч) ҷиҳод намуданд ва бар ранҷҳояш сабр карданд, ҳамоно Парвардигорат ба онҳо баъди гирифторӣ ба ин озмоиш ва шиканҷаҳои шадид Бахшандаи Меҳрубон аст. Зеро онҳо аз рӯи маҷбурӣ калимаи куфрро ба забон овардаанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аз нигоҳи шаръӣ талаффузи куфр барои касе, ки маҷбур карда мешавад, дар ҳоле ки дилаш осудаи имон аст, ҷоиз аст;

2.Шахсони аз Ислом баргашта ғазаб ва азоби Худоро барои худ лозим гардонидаанд. Зеро онҳо зиндагонии дунёро дӯст дошта, онро бар охират тарҷеҳ додаанд, аз ҳидоят маҳрум мондаанд, Худо бар қалбу чашму гӯшашон мӯҳр ниҳода ва аз он азобе, ки дар қиёмат барояшон хостааст, ғофил гаштаанд;

3.Аллоҳ (ч) ба касоне, ки имон оварда, баъди мавриди шиканҷаву озор қарор гирифтан тарки ватан карда, дар роҳи мубориза сабр намудаанд, мағфират ва раҳмати Хешро навиштааст.

ثلاثة أرباع الحزب ٢٨

۞ يَوۡمَ تَأۡتِي كُلُّ نَفۡسٖ تُجَٰدِلُ عَن نَّفۡسِهَا وَتُوَفَّىٰ كُلُّ
نَفۡسٖ مَّا عَمِلَتۡ وَهُمۡ لَا يُظۡلَمُونَ ١١١ وَضَرَبَ ٱللَّهُ مَثَلٗا
قَرۡيَةٗ كَانَتۡ ءَامِنَةٗ مُّطۡمَئِنَّةٗ يَأۡتِيهَا رِزۡقُهَا رَغَدٗا مِّن
كُلِّ مَكَانٖ فَكَفَرَتۡ بِأَنۡعُمِ ٱللَّهِ فَأَذَٰقَهَا ٱللَّهُ لِبَاسَ
ٱلۡجُوعِ وَٱلۡخَوۡفِ بِمَا كَانُواْ يَصۡنَعُونَ ١١٢ وَلَقَدۡ جَآءَهُمۡ
رَسُولٞ مِّنۡهُمۡ فَكَذَّبُوهُ فَأَخَذَهُمُ ٱلۡعَذَابُ وَهُمۡ ظَٰلِمُونَ
١١٣ فَكُلُواْ مِمَّا رَزَقَكُمُ ٱللَّهُ حَلَٰلٗا طَيِّبٗا وَٱشۡكُرُواْ
نِعۡمَتَ ٱللَّهِ إِن كُنتُمۡ إِيَّاهُ تَعۡبُدُونَ ١١٤ إِنَّمَا حَرَّمَ
عَلَيۡكُمُ ٱلۡمَيۡتَةَ وَٱلدَّمَ وَلَحۡمَ ٱلۡخِنزِيرِ وَمَآ أُهِلَّ لِغَيۡرِ
ٱللَّهِ بِهِۦۖ فَمَنِ ٱضۡطُرَّ غَيۡرَ بَاغٖ وَلَا عَادٖ فَإِنَّ ٱللَّهَ غَفُورٞ
رَّحِيمٞ ١١٥ وَلَا تَقُولُواْ لِمَا تَصِفُ أَلۡسِنَتُكُمُ ٱلۡكَذِبَ
هَٰذَا حَلَٰلٞ وَهَٰذَا حَرَامٞ لِّتَفۡتَرُواْ عَلَى ٱللَّهِ ٱلۡكَذِبَۚ إِنَّ
ٱلَّذِينَ يَفۡتَرُونَ عَلَى ٱللَّهِ ٱلۡكَذِبَ لَا يُفۡلِحُونَ ١١٦ مَتَٰعٞ قَلِيلٞ
وَلَهُمۡ عَذَابٌ أَلِيمٞ ١١٧ وَعَلَى ٱلَّذِينَ هَادُواْ حَرَّمۡنَا مَا قَصَصۡنَا عَلَيۡكَ
مِن قَبۡلُۖ وَمَا ظَلَمۡنَٰهُمۡ وَلَٰكِن كَانُوٓاْ أَنفُسَهُمۡ يَظۡلِمُونَ ١١٨



(111) Эй Паёмбар, рӯзеро ёд кун, ки ҳар кас аз сабаби даҳшатнокии қиёмат омада, танҳо аз худ ҳимоят мекунад ва ба ҳар кас подоши он чи аз некӣ ва бадӣ кардааст, пурра дода мешавад ва онҳо бо кам сохтани некиҳо ва афзун сохтани бадиҳояшон зулм карда намешаванд.

(112) Ва Аллоҳ (ҷ) деҳаеро масал мезанад, ки мардумаш дар ҳолати амну осоиш қарор доштанд, аз касе намеҳаросиданд, осудаҳол буданд, дар ҳоле ки мардуми атрофаш рабуда мешуданд, рӯзии сокинонаш аз ҳар ҷо фаровони осон меомад, пас сокинонаш неъматҳои Аллоҳ (ҷ)-ро носипосӣ карданд, пас Аллоҳ (ҷ) онҳоро ба сабаби куфр варзидан ва дурӯғ шумурдани динаш бо гуруснагӣ ва тарси шадид, ки лоғарӣ ва изтироб дар ҷисмашон намоён шуд, ҷазо дод, то ҳадде, ки гуруснагӣ ва тарс барояшон монанди либос гардида, аз онҳо ҷудо намешуд.

Мурод аз деҳаи мазкур Маккаи Мукаррама аст.

(113) Ва ба дурустӣ ки ба аҳли Макка Паёмбаре аз миёни худи онҳо омад, ӯро бо сифатҳои неки амонатдорӣ ва ростқавлӣ мешинохтанд ва ин шахс Паёмбар Муҳаммад (с) аст. Пас ӯро дар он чи Парвардигораш барояш нозил намудааст, дурӯғгӯй донистанд, пас азоби гуруснагӣ ва тарс аз сӯи Аллоҳ (ҷ) бар онҳо фуруд омад ва онҳо бо ширк овардан ва такзиби Паёмбар Муҳаммад (с) бар ҷонашон ситам кардаанд.

(114) Пас эй бандагон, аз хӯрданиҳои ҳалоли покизае, ки Аллоҳ (ҷ) ба шумо рӯзӣ додааст, бихӯред ва агар танҳо Аллоҳ (ҷ)-ро мепарастед ва чизеро ба Ӯ шарик намесозед, пас бо иқрор намудани неъматҳояш ва сарфи он дар роҳи ризояш шукри эҳсонҳояшро ба ҷо оред.

(115) Аллоҳ (ҷ) барои шумо аз хӯрданиҳо ҳайвони ҳалолгӯшти бе забҳи шаръӣ мурда ва хуни баъди забҳ рехта ва хукро бо тамоми аҷзои он ва ҳайвонеро, ки забҳкунанда барои ғайри Аллоҳ (ҷ) забҳ кардааст, қатъиян ҳаром гардонидааст. Ин ҳукм дар ҳоли ихтиёрӣ аст. Пас ҳар киро ҳолати зарурат ба хӯрдани ҳаромҳои мазкур маҷбур созад, дар ин сурат метавонад аз он бихӯрад, ба шарти он ки ба хӯрданаш рағбат надошта бошад ва аз андозаи ниёзмандиаш бештар нахӯрад. Дар ин ҳол гуноҳкор намешавад. Зеро яқинан Аллоҳ (ҷ) Бахшандаи Меҳрубон аст. Он чи банда аз ҳаром дар ҳолати маҷбурӣ хӯрдааст, мебахшад ва дар ночорӣ хӯрдани ҳаромро рухсат медиҳад.

(116) Ва эй мушрикон, бо он чи аз забонатон мегузарад, “**ин ҳалол ва ин ҳаром аст**” нагӯед, ки бо ҳаром шумурдани ҳалолҳо ва ҳалол шумурдани ҳаромҳо бар Аллоҳ (ҷ) дурӯғ мебофед. Ҳамоно касоне, ки бар Аллоҳ (ҷ) дурӯғ мебофанд, растагор намешаванд.

(117) Онҳоро дар дунё ба сабаби пайравӣ аз хоҳишоти нафс баҳраи андаки беарзиш ва дар охират азоби дардовар аст.

Вақте Аллоҳ (ҷ) дар оятҳои қаблӣ хӯрданиҳои барои мусулмонон ҳаромро баён намуд, дар ояти зерин чизҳои барои яҳудиҳо ҳаромро зикр карда гуфт:

(118) Ва он чи ба ту қисса кардем,[1] махсусан барои яҳудиҳо ҳаром гардонидем ва Мо бо ҳаром сохтани он бар онҳо зулм накардем, вале худ бар ҷони худ ситам карданд. Зеро ба сабабҳои ҷалбсозандаи азоби илоҳӣ даст заданд ва дар ивази таҷовузгарӣ онҳоро ҷазо дода, бо қасди укубаташон онро барояшон ҳаром гардонидем.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикршуда:

1.Мукофот аз навъи амал аст. Вақте аҳли деҳаи дар оят зикршуда ба неъмати Худо нописандӣ ва носипосӣ карданд, Парвардигор он неъматҳоро аз онҳо гирифт ва баъди серӣ, дар гуруснагӣ, баъди амну осоиш, дар тарсу изтироб, баъди дар маҳсулоти мавриди ниёз худкифоӣ, дар кам шудани лавозимоти зиндагӣ гирифтор шуданд;

2.Имон овардан ба Аллоҳ (ҷ), паёмбарон, ибодати Парвардигори Ягона, сипосгузорӣ аз неъматҳо фарз аст. Бешак, азоб дунболи касеро мегирад, ки кофир шуда, Ӯро нофармонӣ карда, шукри неъматҳои додаашро ба ҷо намеорад;

3.Аллоҳ (ҷ) аз рӯи танҳо палидиҳоро ҳаром гардонидааст, то мо аз хӯрданиҳои нопок маҳфуз бимонем.

1. Ишора ба ояти рақами 46-и сураи муборакаи “**Анъом**” (**Аз муаллифон**)

ثُمَّ إِنَّ رَبَّكَ لِلَّذِينَ عَمِلُوا السُّوءَ بِجَهَالَةٍ ثُمَّ تَابُوا مِن بَعْدِ
ذَٰلِكَ وَأَصْلَحُوا إِنَّ رَبَّكَ مِن بَعْدِهَا لَغَفُورٌ رَّحِيمٌ ﴿١١٩﴾ إِنَّ
إِبْرَاهِيمَ كَانَ أُمَّةً قَانِتًا لِّلَّهِ حَنِيفًا وَلَمْ يَكُ مِنَ الْمُشْرِكِينَ
﴿١٢٠﴾ شَاكِرًا لِّأَنْعُمِهِ ۚ اجْتَبَاهُ وَهَدَاهُ إِلَىٰ صِرَاطٍ مُّسْتَقِيمٍ
﴿١٢١﴾ وَآتَيْنَاهُ فِي الدُّنْيَا حَسَنَةً ۖ وَإِنَّهُ فِي الْآخِرَةِ لَمِنَ الصَّالِحِينَ
﴿١٢٢﴾ ثُمَّ أَوْحَيْنَا إِلَيْكَ أَنِ اتَّبِعْ مِلَّةَ إِبْرَاهِيمَ حَنِيفًا ۖ وَمَا كَانَ
مِنَ الْمُشْرِكِينَ ﴿١٢٣﴾ إِنَّمَا جُعِلَ السَّبْتُ عَلَى الَّذِينَ اخْتَلَفُوا
فِيهِ ۚ وَإِنَّ رَبَّكَ لَيَحْكُمُ بَيْنَهُمْ يَوْمَ الْقِيَامَةِ فِيمَا
كَانُوا فِيهِ يَخْتَلِفُونَ ﴿١٢٤﴾ ادْعُ إِلَىٰ سَبِيلِ رَبِّكَ بِالْحِكْمَةِ
وَالْمَوْعِظَةِ الْحَسَنَةِ ۖ وَجَادِلْهُم بِالَّتِي هِيَ أَحْسَنُ ۚ إِنَّ
رَبَّكَ هُوَ أَعْلَمُ بِمَن ضَلَّ عَن سَبِيلِهِ ۖ وَهُوَ أَعْلَمُ بِالْمُهْتَدِينَ
﴿١٢٥﴾ وَإِنْ عَاقَبْتُمْ فَعَاقِبُوا بِمِثْلِ مَا عُوقِبْتُم بِهِ ۖ وَلَئِن
صَبَرْتُمْ لَهُوَ خَيْرٌ لِّلصَّابِرِينَ ﴿١٢٦﴾ وَاصْبِرْ وَمَا صَبْرُكَ
إِلَّا بِاللَّهِ ۚ وَلَا تَحْزَنْ عَلَيْهِمْ وَلَا تَكُ فِي ضَيْقٍ مِّمَّا يَمْكُرُونَ
﴿١٢٧﴾ إِنَّ اللَّهَ مَعَ الَّذِينَ اتَّقَوا وَّالَّذِينَ هُم مُّحْسِنُونَ ﴿١٢٨﴾



(119) Эй Паёмбар, ба дурустӣ ки Парвардигорат барои касоне, ки оқибати корашонро надониста, амалҳои бад мекунанд, агарчи қасдан онро кардаанд, сипас баъди анҷоми он ба сӯи Аллоҳ (ч) тавбаи содиқа менамоянд ва корҳои бо фасод омехтаи худро ислоҳ месозанд, ҳамоно Парвардигорат баъди тавба Бахшандаи Меҳрубон аст. Гуноҳи афроди тавбакорро мебахшад.

Аз сабаби он ки мушрикон даъвои дар дини Иброҳим (а) буданро доштанд, Худо дар ояти зерин ин даъвои беасосро рад карда гуфт:

(120) Бегумон Иброҳим (а) пешвои ҷамъоварандаи хислатҳои нек, ҳамеша фармонбардори Аллоҳ (ч), аз ҳамаи динҳо моил ба сӯи Ислом буда ва ҳеҷ гоҳ аз ҷумлаи мушрикон набуд.

(121) Ӯ сипосгузори неъматҳои Аллоҳ (ч) буд. Аллоҳ (ч) ӯро барои нубуввват баргузид ва ба Ислом, ки роҳи рост аст, раҳнамоӣ намуд.

(122) Ва барои Иброҳим дар дунё нубуввват, номи нек ва фарзанди солеҳ додем ва бешак, ӯ рӯзи қиёмат аз бандагони солеҳест, ки Аллоҳ (ч) барояшон баландтарин дараҷаҳои ҷаннатро омода кардааст.

(123) Сипас эй Паёмбар, ба сӯи ту ваҳй фиристодем, ки дар бораи яктопарастӣ, изҳори безорӣ аз мушрикон, даъват ба сӯи Аллоҳ (ч) ва амал бо шариат аз ойини Иброҳим, ки аз ҳамаи динҳо ба сӯи Ислом моил буд, пайравӣ кун ва чунончи мушрикон даъво доранд, Иброҳим аз зумраи мушрикон набуд, балки бандаи яктопараст буд.

(124) Ҳамоно баъди гумроҳшавии яҳудиҳо аз таъзими рӯзи ҷумъа, ки дар он ба фориғ гаштан баҳри ибодат амр шуда буданд, барояшон таъзими рӯзи шанбе, ки дар бораи он хилоф карданд, фарз гардонида шуд, то дар рӯзи шанбе бо мақсади ибодат аз машғулияти дунё фориғ шаванд. Ва эй Паёмбар, бешак Парвардигорат рӯзи қиёмат миёни ин ҷамоа дар он чи бо ҳам ихтилоф мекарданд, қазоват намуда, онҳоро ҷазо медиҳад.

(125) Эй Паёмбар, бо мӯъминони пайравват мардумро бо ҳикмат ва мавъизаи нек ба сӯи Ислом даъват кун. Ҳикмат, эътибор додани ҳолат, фаҳм ва дараҷаи итоати мардум ва мавъизаи нек хушдор додан аз азоб ва ташвиқ ба подош аст. Ва ҳамроҳашон бо шеваи аз лиҳози гуфтор, андеша ва назокати баён беҳтарин мунозара кун. Ҳидояти мардум бар уҳдаи ту нест, балки вазифи ту таблиғи дини илоҳӣ аст. Ба дурустӣ ки Парвардигорат бандаи аз дини Ислом гумроҳро беҳтар медонад ва Ӯ ҳидоятёфтагонро беҳтар медонад. Худро бо ғами он ки кофирон имон намеоранд, ҳалок нагардон.

(126) Ва агар қасди ҷазо додани душманатонро кунед, пас ӯро айнан ҳамон гуна ҷазо диҳед, ки онро дар ҳаққи шумо раво дидааст ва чизеро бар он илова насозед ва агар вақти қудрати ҷазоро доштанатон аз муҷозоти онҳо сабр кунед, пас ба дурустӣ, ин амал барои шахсони босабри шумо аз он ки бо роҳи ҷазо ҳақатонро меситонед, беҳтар аст.

(127) Ва эй Паёмбар, дар муқобили озоре, ки аз тарафи душманон ба ту мерасад, сабр бикун ва сабри ту маҳз бо тавфиқи Аллоҳ (ч) аст ва барои он ки кофирон аз ту рӯй метобанд, ғамгин машав ва ба сабаби дасисае, ки онҳо анҷом медиҳанд, дилтанг мабош.

(128) Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) ҳамроҳи касоне аст, ки бо тарки гуноҳ парҳезкорӣ мекунанд ва касоне, ки бо анҷоми ибодат некӯкор ҳастанд. Парвардигор бо кӯмак ва мададрасониаш ҳамроҳи онҳо аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аллоҳ (ч) бо тақозои раҳматаш тавбаи бандагонеро, ки корҳои бад карда, сипас ба сӯи Ӯ бармегарданд ва рафторҳои худро ислоҳ мекунанд, мепазирад ва гуноҳонашонро мебахшад;

2.Бояд мусалмон Иброҳим (а)-ро барои худ намунаи ибрат қарор диҳад;

3.Барои даъватгарон арзанда аст, ки дар роҳи пешгирифтаашон аз ҳикмат, мавъизаи нек ва беҳтарин шеваи мунoқиша пайравӣ намоянд;

4.Шахси ҷинояткор ба андозаи гуноҳи содирнамудааш ҷазо дода мешавад ва мазлум ҳақ надорад, ки золимро аз гуноҳи кардааш зиёдтар муҷозот намояд.